الجزء ٢٤ الحزب ٤٧

فَمَنْ أَظْلَمُ مِمَّن كَذَبَ عَلَى ٱللَّهِ وَكَذَّبَ بِٱلصِّدْقِ
إِذْ جَآءَهُۥٓ أَلَيْسَ فِى جَهَنَّمَ مَثْوًى لِّلْكَٰفِرِينَ ٣٢ وَٱلَّذِى
جَآءَ بِٱلصِّدْقِ وَصَدَّقَ بِهِۦٓ أُو۟لَٰٓئِكَ هُمُ ٱلْمُتَّقُونَ ٣٣
لَهُم مَّا يَشَآءُونَ عِندَ رَبِّهِمْ ذَٰلِكَ جَزَآءُ ٱلْمُحْسِنِينَ ٣٤
لِيُكَفِّرَ ٱللَّهُ عَنْهُمْ أَسْوَأَ ٱلَّذِى عَمِلُوا۟ وَيَجْزِيَهُمْ أَجْرَهُم
بِأَحْسَنِ ٱلَّذِى كَانُوا۟ يَعْمَلُونَ ٣٥ أَلَيْسَ ٱللَّهُ بِكَافٍ
عَبْدَهُۥ وَيُخَوِّفُونَكَ بِٱلَّذِينَ مِن دُونِهِۦ وَمَن يُضْلِلِ ٱللَّهُ
فَمَا لَهُۥ مِنْ هَادٍ ٣٦ وَمَن يَهْدِ ٱللَّهُ فَمَا لَهُۥ مِن مُّضِلٍّ
أَلَيْسَ ٱللَّهُ بِعَزِيزٍ ذِى ٱنتِقَامٍ ٣٧ وَلَئِن سَأَلْتَهُم مَّنْ خَلَقَ
ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضَ لَيَقُولُنَّ ٱللَّهُ قُلْ أَفَرَءَيْتُم مَّا تَدْعُونَ
مِن دُونِ ٱللَّهِ إِنْ أَرَادَنِىَ ٱللَّهُ بِضُرٍّ هَلْ هُنَّ كَٰشِفَٰتُ
ضُرِّهِۦٓ أَوْ أَرَادَنِى بِرَحْمَةٍ هَلْ هُنَّ مُمْسِكَٰتُ رَحْمَتِهِۦ
قُلْ حَسْبِىَ ٱللَّهُ عَلَيْهِ يَتَوَكَّلُ ٱلْمُتَوَكِّلُونَ ٣٨ قُلْ يَٰقَوْمِ
ٱعْمَلُوا۟ عَلَىٰ مَكَانَتِكُمْ إِنِّى عَٰمِلٌ فَسَوْفَ تَعْلَمُونَ ٣٩
مَن يَأْتِيهِ عَذَابٌ يُخْزِيهِ وَيَحِلُّ عَلَيْهِ عَذَابٌ مُّقِيمٌ ٤٠



(32) Ва ҳеҷ фард аз он касе, ки нисбат ба Аллоҳ (ч) дурӯғ бофта, Ӯро соҳиби шарик ва ҳамсару фарзанд медонад ва ваҳйи аз сӯи Аллоҳ (ч) овардаи Паёмбар (с)-ро такзиб мекунад, золимтар нест. Оё дар дӯзах барои кофирони такзибгари Паёмбар (с) қароргоҳ ва маскан вуҷуд надорад?! Бале, онҳо дар дӯзах қароргоҳ ва маскан доранд.

Чун Худо дар ояти қаблӣ дурӯғгӯй ва такзибкунандаро зикр кард, дар ояти зерин ростгӯй ва тасдиқкунандаро баён сохта гуфт:

(33) Ва он касоне[1] аз қабили паёмбарон ва ғайри онҳо, ки сухан ва амали содиқона оварданд ва сидқро[2] тасдиқ намуда, мутобиқаш амал карданд, ин тоифа парҳезкорони ҳақиқие ҳастанд, ки амрҳои илоҳиро ба ҷо меоранд ва аз манъкардаҳояш дурӣ меҷӯянд.

(34) Барояшон назди Парвардигорашон ҳар чи аз неъматҳои лазиз мехоҳанд, мавҷуд аст. Ин ҷазои бандагонест, ки амали худро бо Холиқ ва халқ нек сохтаанд.

(35) Аллоҳ (ч) ба ин бандагони некӯкор аз лутфу эҳсонаш инъом мекунад,[3] то бадтарин гуноҳонеро, ки дар дунё содир менамуданд, ба воситаи тавба аз онҳо маҳв гардонад ва ба онҳо бо ҷазои беҳтар аз он чи дар дунё аз аъмоли шоиста анҷом медоданд, подош диҳад.[4]

(36) Оё Аллоҳ (ч) ба бандааш Муҳаммад (с) дар умури дину дунё ва ҳифз намуданаш аз душман басанда нест?! Бале, қатъан басанда аст. Ва эй Паёмбар, кофирони Қурайш аз рӯи ҷаҳолат ва бехирадӣ туро аз он чи ҷуз Аллоҳ (ч) аз бутҳо мепарастанд, метарсонанд, ки гӯё маъбудҳои ботилашон қудрати ба ту зиён расонданро доранд. Ва Аллоҳ (ч) ба ҳар ки тавфиқи ҳидоят ба сӯи ҳақро надиҳад, пас ҳеҷ кас ба вай тавфиқи ҳидоят ба сӯи ҳақро дода наметавонад.

(37) Ва Аллоҳ (ч) ба ҳар ки тавфиқи ҳидоят ба сӯи ҳақро диҳад, пас ҳеҷ гумроҳкунанда аз ӯҳдаи гумроҳсозиаш намебарояд. Оё Аллоҳ (ч) Зоти Ғолиби Мағлубнашавандаи аз кофирону бандагони нофармон Соҳибинтиқом нест?! Оре, Аллоҳ (ч) ҳамеша Ғолиби аз кофирон ва исёнкорон Интиқомгиранда аст.

(38) Ва эй Паёмбар, агар ту аз ин мушрикон пурсӣ, ки: “**Осмонҳо ва заминро кӣ офаридааст?**”, дар ҷавоб ҳатман мегӯянд: “**Он дуро Аллоҳ (ч) халқ кардааст.**” Ба онҳо бо мақсади нишон додани заъфи маъбудҳояшон бигӯ: “**Бароям аз он чи ба ҷои Аллоҳ (ч) аз бутҳо мепарастед, хабар диҳед. Агар Аллоҳ (ч) ба ман иродаи зарар расондан кунад, оё маъбудҳоятон онро аз ман бартараф сохта метавонанд?! Ё агар Ӯ ирода кунад, ки ба ман аз назди Худ раҳмат мебахшад, оё маъбудҳоятон он раҳматро аз ман манъ карда метавонанд?!**” Эй Паёмбар, бигӯ: “**Фақат Аллоҳ (ч) маро басанда аст. Дар корҳоям ба Ӯ такя мекунам. Бандагони таваккулкунанда танҳо ба Ӯ такя мекунанд.**”

(39) Эй Паёмбар, бигӯ: “**Эй қавми ман, бар ҳолати хеш аз ширк овардан ба Худо, ки онро барои худ баргузидаед, боқӣ бимонед ва коратонро идома диҳед. Ҳамоно ман низ кори худро аз даъват ба тавҳид ва ибодати холисона, ки аз сӯи Худо ба анҷоми он маъмур гаштаам, идома медиҳам. Пас бешак, фарҷоми ҳар яке аз ин ду роҳро хоҳед донист,-**

(40) **хоҳед донист, ки дар дунё бар кӣ азоби хору расвосозанда меояд ва рӯзи қиёмат бар кӣ азоби ҷовидона фуруд меояд.**”

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Дар ҳаққи Худо дурӯғ бофтан ва ба Ӯ шарик, зан ва фарзандро нисбат додан хатари бузург дорад;
2. Ҳифз кардани Худо Паёмбар (с)-ро аз зарари душманон бар асоси Қуръони карим собит аст;
3. Иқрори тавҳиди рубубият, бидуни тавҳиди ибодат соҳибашро аз дӯзах наҷот намедиҳад.

---

1. Агарчи мубтадо дар ояти карима ба сиғаи танҳо омада аст, аммо ба эътибори он ки хабараш дар шакли ҷамъ зикр мешавад, банда низ мубтадои онро ҷамъ тарҷума кардам. Ин яке аз услубҳои баёни Қуръони карим аст. (**Мутарҷим**)

2. Ибни Аббос ва Саид ибни Ҷубайр (р) мегӯянд, мурод аз “**сидқ**” калимаи “**Ло илоҳа иллаллоҳ**” аст. Аммо як гурӯҳи дигар бар ин назаранд, ки манзур аз он Қуръони карим мебошад. Вале он чи ба ҳақиқат наздик аст, калимаи “**сидқ**” маънои васеъ дошта, шомили ҳар ду маъно буда, байни он ду зиддият нест. (**Мутарҷим**)

3. Ин қайд дар ояти карима барои баёни маҳалли тааллуқи “ل”-и иллат, яъне “**То**” зикршуда аст. (**Мутарҷим**)

4. Ин ояти карима ба тавзеҳи бештар ниёз дорад. Тибқи он чи дар тарҷумаи боло оварда шуд, маънои оят чунин аст: “**...то Худо рӯзи охират бадтарин гуноҳи ин тоифаро мағфират ва маҳв кунад. Чун бадтарин гуноҳашон мағфират шавад, пас мағфират шудани гуноҳони бад ё бадтар ҷои шак надорад. Ва Худо ба онҳо дар охират ҷазои беҳтар аз аъмоли шоистаи анҷом додашонро ато менамояд. Яъне, ба онҳо подош медиҳад, ки аз кардаҳояшон беҳтар бошад.**” Мутобиқ ба маънои мазкур калимаи “أسوأ” ва “أحسن” ба маънои исми тафзили “**Бадтарин**” ва “**Беҳтарин**” боқӣ мемонад. Вале чунончи аҳли тафсир мегӯянд, эҳтимол дорад, калимаҳои мазкур на ба маънои исми тафзил, балки ба маънои “سيء” ва “حسن”, яъне “**Бад**” ва “**Нек**” омада аст. Дар ин сурат маънои оят чунин мешавад: “**...то Худо рӯзи қиёмат гуноҳи бади ин тоифаро мағфират ва маҳв кунад ва дар бадали он чи аз аъмоли нек кардаанд, ба онҳо подоши нек диҳад.**” (Мутарҷим)

إِنَّآ أَنزَلۡنَا عَلَيۡكَ ٱلۡكِتَٰبَ لِلنَّاسِ بِٱلۡحَقِّۖ فَمَنِ ٱهۡتَدَىٰ
فَلِنَفۡسِهِۦۖ وَمَن ضَلَّ فَإِنَّمَا يَضِلُّ عَلَيۡهَاۖ وَمَآ أَنتَ عَلَيۡهِم
بِوَكِيلٍ ٤١ ٱللَّهُ يَتَوَفَّى ٱلۡأَنفُسَ حِينَ مَوۡتِهَا وَٱلَّتِي
لَمۡ تَمُتۡ فِي مَنَامِهَاۖ فَيُمۡسِكُ ٱلَّتِي قَضَىٰ عَلَيۡهَا ٱلۡمَوۡتَ
وَيُرۡسِلُ ٱلۡأُخۡرَىٰٓ إِلَىٰٓ أَجَلٖ مُّسَمًّىۚ إِنَّ فِي ذَٰلِكَ لَأٓيَٰتٖ لِّقَوۡمٖ
يَتَفَكَّرُونَ ٤٢ أَمِ ٱتَّخَذُواْ مِن دُونِ ٱللَّهِ شُفَعَآءَۚ قُلۡ
أَوَلَوۡ كَانُواْ لَا يَمۡلِكُونَ شَيۡـٔٗا وَلَا يَعۡقِلُونَ ٤٣ قُل
لِّلَّهِ ٱلشَّفَٰعَةُ جَمِيعٗاۖ لَّهُۥ مُلۡكُ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضِۖ ثُمَّ
إِلَيۡهِ تُرۡجَعُونَ ٤٤ وَإِذَا ذُكِرَ ٱللَّهُ وَحۡدَهُ ٱشۡمَأَزَّتۡ
قُلُوبُ ٱلَّذِينَ لَا يُؤۡمِنُونَ بِٱلۡأٓخِرَةِۖ وَإِذَا ذُكِرَ ٱلَّذِينَ مِن
دُونِهِۦٓ إِذَا هُمۡ يَسۡتَبۡشِرُونَ ٤٥ قُلِ ٱللَّهُمَّ فَاطِرَ ٱلسَّمَٰوَٰتِ
وَٱلۡأَرۡضِ عَٰلِمَ ٱلۡغَيۡبِ وَٱلشَّهَٰدَةِ أَنتَ تَحۡكُمُ بَيۡنَ عِبَادِكَ
فِي مَا كَانُواْ فِيهِ يَخۡتَلِفُونَ ٤٦ وَلَوۡ أَنَّ لِلَّذِينَ ظَلَمُواْ مَا فِي
ٱلۡأَرۡضِ جَمِيعٗا وَمِثۡلَهُۥ مَعَهُۥ لَٱفۡتَدَوۡاْ بِهِۦ مِن سُوٓءِ ٱلۡعَذَابِ
يَوۡمَ ٱلۡقِيَٰمَةِۚ وَبَدَا لَهُم مِّنَ ٱللَّهِ مَا لَمۡ يَكُونُواْ يَحۡتَسِبُونَ ٤٧



(41) Эй Паёмбар, Мо бар ту Қуръонро, ки шомили ҳақиқат аст, барои манфиати мардум фиристодем,[1] то мункиронро аз азоб ҳушдор ва муъминонро ба ҷаннат мужда диҳӣ. Пас ҳар ки ҳидоят ёбад, он ба фоидаи худи ӯст. Аз ҳидоят ёфтанаш ба Аллоҳ (ч) фоидае нест. Чунки Парвардигор аз он Бениёз аст. Ва ҳар ки гумроҳ шавад, пас зиёни он ба худи вай бармегардад. Аллоҳ (ч) аз гумроҳиаш зиён намебинад. Ва ту бар онҳо нигаҳбон[2] нестӣ, ки бар ҳидоят маҷбурашон созӣ. Вазифаи ту танҳо аз таблиғи пайғоми Холиқ ба халқ иборат аст.

(42) Аллоҳ (ч) Зотест, ки рӯҳи махлуқотро ҳангоми фаро расидани маргашон қабз мекунад ва низ рӯҳи он махлуқотеро, ки дар хобашон намурдаанд, меситонад.[3] Пас Парвардигор дар ҳолати хоб рӯҳи он махлуқотеро, ки бар онҳо маргашонро ҳукм кардааст, нигоҳ медорад[4] ва рӯҳи он махлуқотеро, ки бар онҳо маргашонро ҳукм накардааст, то вақти дар илмаш маълум раҳо месозад. Ҳамоно дар қабзи рӯҳу раҳо сохтани он ва мирондани махлуқоту зинда гардонидани онҳо барои қавме, ки меандешанд, далелҳои бисёр аст. Ин далелҳо исботкунандаи онанд, ки Худои бар чунин корҳо Тавоно қудрати рӯзи қиёмат дубора зинда сохтани бандагонашро дорад.

(43) Ҳамоно мушрикон бидуни иҷозати Аллоҳ (ч)[5] аз бутҳояшон бо пиндори ботили хеш шафоатгаронро гирифтаанд, то маъбудҳояшон ба онҳо нафъ расонанд. Эй Паёмбар, ба мушрикон бигӯ: “**Оё агарчи бутҳоятон на барои худ ва на барои шумо молики чизе набошанд ва чизеро нафаҳманд, бо ин вуҷуд онҳоро шафоатгар мегиред?! Оё бо вуҷуди аз он ки бутҳоятон мавҷудоти кару кӯру гунганд, бароятон зарар ва фоида расонда наметавонанд, боз ҳам онҳоро шафоатгари худ мепиндоред?!**”

(44) Эй Паёмбар, ба мушрикон бигӯ: “**Ҳама гуна шафоат танҳо аз Аллоҳ (ч) аст. Касе назди Аллоҳ (ч) ҷуз бо иҷозати Ӯ шафоат карда наметавонад. Ба он касоне, ки ҳаққи шафоат дода мешавад, онҳо фақат барои бандагони мавриди писанди Парвардигор шафоат мекунанд. Моликият ва фармонравоии осмонҳо ва замин танҳо аз Ӯст. Сипас шумо рӯзи қиёмат барои бозпурсӣ ва гирифтани ҷазо танҳо ба назди Ӯ баргардонда мешавед. Он рӯз ба шумо дар ивази кардаҳоятон ҷазои босазо медиҳад**.”

(45) Ва чун ягона Аллоҳ (ч) зикр карда шавад, қалби касоне, ки ба охират, растохез, бозпурсӣ ва гирифтани ҷазои он рӯз имон надоранд, танг гашта, мутанаффир мешавад. Ва чун маъбудҳое, ки ба ҷои Аллоҳ (ч) парастида мешаванд, ёд карда шаванд, ногаҳон мушрикон шодмон мегарданд.

(46) Эй Паёмбар, бигӯ: “**Бор Илоҳо! Эй Худои бидуни намунаи собиқ Холиқи осмонҳо ва замин! Эй Донандаи ниҳон ва ошкор! Ҳеҷ чиз аз Ту махфӣ нест. Ягона Ту рӯзи қиёмат байни бандагонат дар бораи он чи бо якдигар дар дунё ихтилоф мекарданд, қазоват карда, ҳақро аз ноҳақ ва бадбахтро аз некбахт ҷудо менамоӣ.**"[6]

(47) Ва агар тамоми дороии замин ва мисли он якҷо бо он аз они касоне мебуд, ки бо куфру гуноҳ бар ҷони худ ситам намудаанд, рӯзи қиёмат ҳангоми мушоҳидаи азоб ҳозир буданд ҳамаи онро дар бадали аз азоби шадид раҳо сохтани хеш бидиҳанд. Вале онҳо ин қадар дороӣ надоранд. Агар ба фарзи мисол, чунин дороӣ ҳам медоштанд, аз онҳо дар ивази раҳоӣ аз дӯзах қабул намешуд. Ва барои онҳо аз ҷониби Аллоҳ (ч) он қадар навъҳои уқубат намоён мегардад, ки интизораш ва гумонашро надоштанд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Хоб рафтан ва аз он бархостан ду дарси ҳар рӯза оиди ошноӣ бо марг ва растохез аст;

2.Вақте назди кофирон ягона Аллоҳ (ч) ёд шавад, қалбашон танг мегардад. Зеро амру наҳйи Ӯро ба ёд меоранд ва аҳли ширку куфр амру наҳйи Ӯро дӯст намедоранд ва аз он рӯйгардонанд;

3.Кофир бо вуҷуди он ки дар дунё бахил буд, рӯзи қиёмат орзӯ мекунад, ки ҳамаи дороии замин дар ихтиёраш бошад ва онро дар бадали раҳоиаш бидиҳад. Агар фаразан, чунин имконияти молӣ ҳам дошта бошад, ҳеҷ гоҳ аз вай пазируфта намешавад.

1. Дар пайнавишти ояти дуюми ҳамин сура таҳлили наҳвии ин ҷумла гузашта аст. (**Мутарҷим**)
2. Имом Насафӣ (р) калимаи “**وكيل**”-ро ба маънои “**нигаҳбон**” тафсир карда аст. Аз сабаби он ки муаллифони китоб ин вожаро бешарҳ гузоштаанд, камина дар тарҷума аз тафсири мазкур истифода бурдам. (**Мутарҷим**)
3. Дар ин ояти карима ба марги кубро-калон ва суғро-хурд ишора шуда аст. Марги кубро, ба пуррагӣ берун шудани ҷон аз баданро гӯянд. Аммо суғро, вақти хоб аст, ки рӯҳ аз бадан қисман ҷудо мешавад. (**Мутарҷим**)
4. Яъне, дар ҳолати хоб мемиранд. (**Мутарҷим**)
5. Имом Насафӣ (р) ибораи “**من دون الله**”-ро ба маънои “**бидуни иҷозати Аллоҳ (ч)**” тафсир карда аст. Камина аз он дар тарҷума истифода намудам. Зеро иборои мазкур дар сурати ба маънои “**ҷуз Аллоҳ (ч)**” ё “**ба ҷои Аллоҳ (ч)**” тарҷума шудан, дар фаҳми оят халал ба вуҷуд меояд. (**Мутарҷим**)
6. Мақсад аз ояти карима тасаллӣ додани Расули акрам (с) аз рафтори мушрикон нисбат ба эшон, раҳнамоии он кас ба роҳи муҳофизат аз макри онҳо ва таълим додани бандагон ба он ки барои дур сохтани дасисаи душманон паноҳ ҷустан ба Аллоҳ (ч) воҷиб аст. (**Мутарҷим**)

وَبَدَا لَهُمْ سَيِّـَٔاتُ مَا كَسَبُوا۟ وَحَاقَ بِهِم مَّا كَانُوا۟ بِهِۦ
يَسْتَهْزِءُونَ ﴿٤٨﴾ فَإِذَا مَسَّ ٱلْإِنسَـٰنَ ضُرٌّ دَعَانَا ثُمَّ إِذَا خَوَّلْنَـٰهُ
نِعْمَةً مِّنَّا قَالَ إِنَّمَآ أُوتِيتُهُۥ عَلَىٰ عِلْمٍۭ ۚ بَلْ هِىَ فِتْنَةٌ وَلَـٰكِنَّ
أَكْثَرَهُمْ لَا يَعْلَمُونَ ﴿٤٩﴾ قَدْ قَالَهَا ٱلَّذِينَ مِن قَبْلِهِمْ فَمَآ
أَغْنَىٰ عَنْهُم مَّا كَانُوا۟ يَكْسِبُونَ ﴿٥٠﴾ فَأَصَابَهُمْ سَيِّـَٔاتُ
مَا كَسَبُوا۟ ۚ وَٱلَّذِينَ ظَلَمُوا۟ مِنْ هَـٰٓؤُلَآءِ سَيُصِيبُهُمْ سَيِّـَٔاتُ
مَا كَسَبُوا۟ وَمَا هُم بِمُعْجِزِينَ ﴿٥١﴾ أَوَلَمْ يَعْلَمُوٓا۟ أَنَّ ٱللَّهَ يَبْسُطُ
ٱلرِّزْقَ لِمَن يَشَآءُ وَيَقْدِرُ ۚ إِنَّ فِى ذَٰلِكَ لَـَٔايَـٰتٍ لِّقَوْمٍ يُؤْمِنُونَ
﴿٥٢﴾ ۞ قُلْ يَـٰعِبَادِىَ ٱلَّذِينَ أَسْرَفُوا۟ عَلَىٰٓ أَنفُسِهِمْ لَا تَقْنَطُوا۟ (الحزب ٤٧)
مِن رَّحْمَةِ ٱللَّهِ ۚ إِنَّ ٱللَّهَ يَغْفِرُ ٱلذُّنُوبَ جَمِيعًا ۚ إِنَّهُۥ هُوَ
ٱلْغَفُورُ ٱلرَّحِيمُ ﴿٥٣﴾ وَأَنِيبُوٓا۟ إِلَىٰ رَبِّكُمْ وَأَسْلِمُوا۟ لَهُۥ مِن
قَبْلِ أَن يَأْتِيَكُمُ ٱلْعَذَابُ ثُمَّ لَا تُنصَرُونَ ﴿٥٤﴾ وَٱتَّبِعُوٓا۟ أَحْسَنَ
مَآ أُنزِلَ إِلَيْكُم مِّن رَّبِّكُم مِّن قَبْلِ أَن يَأْتِيَكُمُ ٱلْعَذَابُ
بَغْتَةً وَأَنتُمْ لَا تَشْعُرُونَ ﴿٥٥﴾ أَن تَقُولَ نَفْسٌ يَـٰحَسْرَتَىٰ
عَلَىٰ مَا فَرَّطتُ فِى جَنۢبِ ٱللَّهِ وَإِن كُنتُ لَمِنَ ٱلسَّـٰخِرِينَ ﴿٥٦﴾



(48) Ва барои мушрикон бадиҳои он чи аз ширку маъсият анҷом додаанд, ошкор мегардад[1] ва онҳоро уқубате, ки вақте бо он дар дунё тарсонида мешуданд, масхарааш мекарданд, иҳота менамояд.

(49) Пас чун ба инсони кофир зараре, аз қабили беморӣ, тангдастӣ ва мислаш бирасад, Моро мехонад, то онро бартараф гардонем. Сипас чун Мо аз рӯи фазли Хеш ба ин инсони кофир ба мисли тандурустӣ ва дороӣ неъмате диҳем, мегӯяд: "**Бешак, Худо барои он ин неъматро ба ман додааст, ки медонад ман лоиқи онам.**"[2] Балки дар ҳақиқат он неъмат ба вай ба хотири озмоиш ва тадриҷан ҳалок сохтанаш дода шудааст, валекин бештари кофирон инро намедонанд. Бинобар ин, вақте Худо ба онҳо неъмат медиҳад, мағрур мегарданд.

(50) Ба дурустӣ ки кофирони қабл аз онҳо гузашта низ ин суханро гуфта буданд. Пас он дороӣ ва ҷойгоҳеро, ки дар дунё касб мекарданд, аз онҳо азобро дур накард.

(51) Пас ба онҳо ҷазои он чи аз ширку маъсият анҷом дода буданд, расид. Ва он касоне аз ин мушрикони қавмат, ки бо ширку гуноҳ бар ҷони худ зулм кардаанд, бешак, ба онҳо низ мисли кофирони гузашта ҷазои корҳои бади содир намудаашон хоҳад расид ва ҳаргиз онҳо аз қудрати илоҳӣ раҳо намешаванд ва Ӯро оҷиз сохта наметавонанд.

(52) Оё мушрикон ин гуна суханонро мегӯянд ва намедонанд, ки Аллоҳ (ч) ба хотири санҷидани сипосгузорӣ ва носипосӣ, барои ҳар ки хоҳад, ризқашро фарох ва ба хотири санҷидани сабру хашм аз тақдир, барои ҳар ки хоҳад, онро танг месозад?! Бегумон дар ин фароху танг сохтани ризқи бандагон барои қавме, ки имон доранд, оиди тадбири Худо раҳнамоиҳои ошкор аст. Зеро танҳо мӯъминон аз ин раҳнамоиҳо суд мебаранд. Кофирон аз ин раҳнамоиҳо худписандона рӯ метобанд.

(53) Эй Паёмбар, ба он бандагони Ман, ки бо куфру маъсият аз ҳад гузашта, бар ҷони худ ҷиноят кардаанд,[3] бигӯ: "**Аз раҳмати Аллоҳ (ч) ва бахшида шудани гуноҳонатон ноумед нашавед. Зеро Аллоҳ (ч) яқинан ҳамаи гуноҳони бандагони тавбакорро мебахшад. Бешак, Аллоҳ (ч) Бахшандаи гуноҳони бандагони тавбакор буда, нисбат ба онҳо беғоят Меҳрубон аст.**

(54) **Ва қабл аз он ки рӯзи қиёмат ба шумо уқубат ояд, сипас аз бутҳоятон ё аҳли оилаатон касеро наёбед, ки бо раҳониданатон аз он уқубат кӯмакатон кунад, бо тавба ва амалҳои шоиста ба сӯи Парвардигоратон баргардед ва ба Ӯ таслим шавед.**

(55) **Ва қабл аз он ки ба шумо уқубат ногаҳон ояд ва ҳол он ки омадани онро ҳис намекардед, то омодагӣ бинед, аз Қуръон, ки беҳтарин Каломи аз сӯи Парвардигоратон ба Паёмбаратон нозил шудааст, пайравӣ кунед, амрашро иҷро ва аз наҳяш бипарҳезед.**[4]

(56) **Ба анҷоми ин раҳнамоиҳо шитобед,**[5] **то касе рӯзи қиёмат аз шиддати надомат нагӯяд: "Вой дареғ аз он ки бо куфру гуноҳ дар ҳаққи**[6] **Аллоҳ (ч) кӯтоҳии зиёд кардаам ва ба дурустӣ, ман дар дунё аҳли имон ва ибодатро масхара менамудам."**

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Неъмат додан ба кофир барои тадриҷан ҳалок сохтани ӯст;
2.Раҳмати Худо дар ҳаққи бандагон беинтиҳо аст;
3.Надомати судманд он аст, ки дар дунё сурат гирифта, бо тавбаи содиқона якҷо бошад.

---

1. Яъне, баъд аз он ки номаи аъмолашон ба дасти чапашон дода шавад. (**Мутарҷим**)
2. Ё метавонад маънои оят чунин бошад: "**Бешак, Худо ин неъматро барои он ба ман дода аст, ки ман роҳҳои касби онро медонам ва дар ин боб дониш дорам.**" Он гуна ки Қорун даъво карда буд. (**Мутарҷим**)
3. Имом Алусӣ (р) ва дигар муфассирон мегӯянд, феъли "**أسـرفوا**" (**Исроф карданд**) дар ин оят ба эътибори пешоянди "**على**" (**Бар**), ки баъд аз он омада аст, зимнан шомили маънои "**ҷиноят бар нафс**" мебошад. Банда дар тарҷумаи оят бар ин раъй такя кардаам. (**Мутарҷим**)
4. Беҳтарин калом будани Қуръон дар он аст, ки раҳнамоиҳояш сабаби саодати дунё ва охират мегардад. (**Мутарҷим**)
5. Ин қайд аз тафсири "**Зод-ул-масир**"-и Имом Ҷавзӣ бо нақл аз Имом Мубаррид (р) аз ҷониби банда изофа шуда аст. (**Мутарҷим**)
6. Имом Саид ибни Ҷубайр (р) ибораи "**في جنب الله**"-ро ба маънои "**дар ҳаққи Аллоҳ**" тафсир карда аст. Банда низ аз сабаби он ки муаллифон онро бидуни тафсир гузоштаанд, аз ин қавл истифода намудам. (**Мутарҷим**)

أَوْ تَقُولَ لَوْ أَنَّ ٱللَّهَ هَدَىٰنِى لَكُنتُ مِنَ ٱلْمُتَّقِينَ ﴿٥٧﴾ أَوْ تَقُولَ
حِينَ تَرَى ٱلْعَذَابَ لَوْ أَنَّ لِى كَرَّةً فَأَكُونَ مِنَ ٱلْمُحْسِنِينَ
﴿٥٨﴾ بَلَىٰ قَدْ جَآءَتْكَ ءَايَٰتِى فَكَذَّبْتَ بِهَا وَٱسْتَكْبَرْتَ وَكُنتَ
مِنَ ٱلْكَٰفِرِينَ ﴿٥٩﴾ وَيَوْمَ ٱلْقِيَٰمَةِ تَرَى ٱلَّذِينَ كَذَبُوا۟ عَلَى
ٱللَّهِ وُجُوهُهُم مُّسْوَدَّةٌ ۚ أَلَيْسَ فِى جَهَنَّمَ مَثْوًى لِّلْمُتَكَبِّرِينَ
﴿٦٠﴾ وَيُنَجِّى ٱللَّهُ ٱلَّذِينَ ٱتَّقَوْا۟ بِمَفَازَتِهِمْ لَا يَمَسُّهُمُ ٱلسُّوٓءُ
وَلَا هُمْ يَحْزَنُونَ ﴿٦١﴾ ٱللَّهُ خَٰلِقُ كُلِّ شَىْءٍ ۖ وَهُوَ عَلَىٰ كُلِّ
شَىْءٍ وَكِيلٌ ﴿٦٢﴾ لَّهُۥ مَقَالِيدُ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ ۗ وَٱلَّذِينَ
كَفَرُوا۟ بِـَٔايَٰتِ ٱللَّهِ أُو۟لَٰٓئِكَ هُمُ ٱلْخَٰسِرُونَ ﴿٦٣﴾ قُلْ
أَفَغَيْرَ ٱللَّهِ تَأْمُرُوٓنِّىٓ أَعْبُدُ أَيُّهَا ٱلْجَٰهِلُونَ ﴿٦٤﴾ وَلَقَدْ
أُوحِىَ إِلَيْكَ وَإِلَى ٱلَّذِينَ مِن قَبْلِكَ لَئِنْ أَشْرَكْتَ
لَيَحْبَطَنَّ عَمَلُكَ وَلَتَكُونَنَّ مِنَ ٱلْخَٰسِرِينَ ﴿٦٥﴾ بَلِ
ٱللَّهَ فَٱعْبُدْ وَكُن مِّنَ ٱلشَّٰكِرِينَ ﴿٦٦﴾ وَمَا قَدَرُوا۟ ٱللَّهَ حَقَّ
قَدْرِهِۦ وَٱلْأَرْضُ جَمِيعًا قَبْضَتُهُۥ يَوْمَ ٱلْقِيَٰمَةِ وَٱلسَّمَٰوَٰتُ
مَطْوِيَّٰتٌۢ بِيَمِينِهِۦ ۚ سُبْحَٰنَهُۥ وَتَعَٰلَىٰ عَمَّا يُشْرِكُونَ ﴿٦٧﴾



(57) **Ё ин ки касе рӯзи қиёмат аз тақдир ҳуҷҷат оварда нагӯяд: “Агар Аллоҳ (ч) ба ман тавфиқи ҳидоят ба роҳи ростро медод, ҳатман бо анҷоми амрҳояш ва худдорӣ аз наҳйҳояш аз зумраи парҳезкорон мегаштам.”**

(58) **Ё ин ки ҳангоми мушоҳидаи азоб орзӯ карда нагӯяд: “Кош, як бори дигар сӯи дунё баргашта тавонам, то тавба кунам ва дар пиндору гуфтору кирдор аз бандагони некӯкор гардам.”’’**

(59) Дар ҷавоб ба ин банда гуфта мешавад: **“Ҳақиқати кор дар боби ҳидоят он тавре нест, ки имрӯз даъво дорӣ. Оре, бегумон ба ту оятҳои Мо омада буд, пас ту онҳоро дурӯғ шумурдӣ ва аз имон овардан кибр варзидӣ ва ба Аллоҳ (ч) ва оятҳову паёмбаронаш аз зумраи кофирон гаштӣ.”**

(60) Ва касоне, ки бо нисбат додани шарик ё фарзанд дар дунё бар Аллоҳ (ч) дурӯғ бофтаанд, ту[1] онҳоро рӯзи қиёмат дар ҳолате мебинӣ, ки рӯйҳояшон ҳамчун нишонаи бадбахтӣ сиёҳ гаштааст. Оё дар дӯзах барои бандагоне, ки аз имон овардан кибр варзидаанд, қароргоҳ нест?! Оре, яқинан онҳо дар дӯзах қароргоҳ доранд.

(61) Ва Аллоҳ (ч) бандагонеро, ки бо иҷрои дастуроташ ва худдорӣ аз мамнӯоташ парҳезкорӣ кардаанд, бо ворид сохтанашон ба макони комёбӣ ва орзӯ намудаашон (**яъне, ҷаннат**) аз уқубаташ солим нигоҳ медорад. Ҳеҷ навъ азоб ба аҳли ҷаннат намерасад. Ва онҳо барои аз даст додани лаззатҳои дунё ғамгин намешаванд.

(62) Аллоҳ (ч) Офаридгори ҳамаи чиз аст. Ба ҷуз Аллоҳ (ч) Холиқе нест. Ва Ӯ бар тамоми чиз Нигаҳбон аст. Корҳои кулли мавҷудотро тадбир намуда, онро ҳар гуна ки хоҳад, мегардонад.

(63) Калидҳои хазинаҳои неъмат дар осмонҳо ва замин фақат аз Ӯст. Аз он ба ҳар ки хоҳад, медиҳад ва аз ҳар ки хоҳад, боз медорад. Ва он касоне, ки ба оятҳои Аллоҳ (ч) кофир мешаванд, онҳо зиёнкорони ҳақиқӣ ҳастанд. Зеро дар дунё аз имон ва дар охират аз ҷаннат маҳрум гаштаанд.

(64) Эй Паёмбар, ба ин мушрикон, ки аз ту мудом ибодати бутҳоро дархост доранд, бигӯ: “**Эй касоне, ки вобаста ба худошиносӣ ҷоҳил ҳастед, оё маро ба ибодати ғайри Аллоҳ (ч) амр мекунед, ҳол он ки ҷуз Ӯ ҳеҷ кас ва ҳеҷ чиз лоиқи ибодат нест?! Ман ҳаргиз ғайри Аллоҳи ягонаро намепарастам.**”

(65) Ва эй Паёмбар, ҳамоно Аллоҳ (ч) ба ту ва ба паёмбарони қабл аз ту гузашта пайғом фиристодааст, ки агар[2] ба Ӯ анбоз қарор бидиҳӣ, яқинан савоби кори некат ботил мешавад ва яқинан дар дунёву охират аз зумраи зиёнкорон мегардӣ. Чунки дар дунё динатро аз даст медиҳӣ ва дар охират ба дӯзах медароӣ.[3]

(66) Балки ягона Аллоҳ (ч)-ро ибодат бикун ва аз ширк бипарҳез ва барои неъматҳои атонамудаи Ӯ аз шукргузоронаш бош.

(67) Ва чун мушрикон ба Аллоҳ (ч) шарик қарор доданд ва аз дарки қудрати илоҳӣ, ки замин рӯзи қиёмат бо ҳама кӯҳҳо, дарахтон, дарё ва баҳрҳояш дар қабзаи (**бемисли**) Ӯ бошад ва осмонҳо дар дасти рости (**бемисли**) Ӯ печида мешаванд, ғофил монданд, таъзими Аллоҳ (ч)-ро ба таври лоиқ ба ҷо наоварданд. Аллоҳ (ч) аз он чи мушрикон мегӯянд ва эътиқод доранд, поку муқаддас ва бартар мебошад.[4]

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Кибр ахлоқи зишт буда, шахсро аз расидан ба ҳақ боз медорад;
2. Сиёҳии рӯй дар қиёмат аломати бадбахтии соҳибони он аст;
3. Ширк тамоми амалҳои шоистаро ботил месозад;
4. Худо дорои “**қабза**” ва “**дасти рост**”-и бемонанд аст.

---

1. Мухотаб Расули Худо (с) ё ҳар бандаи ҳушманд аст. (**Мутарҷим**)
2. Яъне, ба фарзи мисол. Аҳли тафсир ин қайдро зикр кардаанд. Аз сабаби он ки ин қайд дорои аҳамияти зиёд буда, муаллифон онро наовардаанд, банда инҷо дарҷаш намудам. (**Мутарҷим**)
3. Ояти карима бандагонро аз ширк овардан ба Худо бо услуби олӣ барҳазар медорад. Зеро модом ки агар фаразан, аз ҷониби паёмбарон чунин амал содир шавад, дучори чунин ҷазои сахт мегарданд, пас агар ғайри паёмбарон ба Ҳақ таоло анбоз қарор диҳанд, ҳолашон чӣ мешавад?! (**Мутарҷим**)
4. Мақсад аз ояти карима баёни ваҳдоният, азамат ва қудрати Худо ва баёни ҷаҳолат ва кӯрдилии мушрикон аст. Зеро онҳо бо вуҷуди он ки Худо дорои қудрати азим аст, ба Ӯ ширк меоранд. (**Мутарҷим**)

وَنُفِخَ فِي ٱلصُّورِ فَصَعِقَ مَن فِي ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَمَن فِي ٱلۡأَرۡضِ
إِلَّا مَن شَآءَ ٱللَّهُۖ ثُمَّ نُفِخَ فِيهِ أُخۡرَىٰ فَإِذَا هُمۡ قِيَامٞ يَنظُرُونَ
٦٨ وَأَشۡرَقَتِ ٱلۡأَرۡضُ بِنُورِ رَبِّهَا وَوُضِعَ ٱلۡكِتَٰبُ وَجِاْيٓءَ
بِٱلنَّبِيِّـۧنَ وَٱلشُّهَدَآءِ وَقُضِيَ بَيۡنَهُم بِٱلۡحَقِّ وَهُمۡ لَا يُظۡلَمُونَ
٦٩ وَوُفِّيَتۡ كُلُّ نَفۡسٖ مَّا عَمِلَتۡ وَهُوَ أَعۡلَمُ بِمَا يَفۡعَلُونَ ٧٠
وَسِيقَ ٱلَّذِينَ كَفَرُوٓاْ إِلَىٰ جَهَنَّمَ زُمَرًاۖ حَتَّىٰٓ إِذَا جَآءُوهَا
فُتِحَتۡ أَبۡوَٰبُهَا وَقَالَ لَهُمۡ خَزَنَتُهَآ أَلَمۡ يَأۡتِكُمۡ رُسُلٞ مِّنكُمۡ
يَتۡلُونَ عَلَيۡكُمۡ ءَايَٰتِ رَبِّكُمۡ وَيُنذِرُونَكُمۡ لِقَآءَ يَوۡمِكُمۡ
هَٰذَاۚ قَالُواْ بَلَىٰ وَلَٰكِنۡ حَقَّتۡ كَلِمَةُ ٱلۡعَذَابِ عَلَى ٱلۡكَٰفِرِينَ
٧١ قِيلَ ٱدۡخُلُوٓاْ أَبۡوَٰبَ جَهَنَّمَ خَٰلِدِينَ فِيهَاۖ فَبِئۡسَ مَثۡوَى
ٱلۡمُتَكَبِّرِينَ ٧٢ وَسِيقَ ٱلَّذِينَ ٱتَّقَوۡاْ رَبَّهُمۡ إِلَى ٱلۡجَنَّةِ
زُمَرًاۖ حَتَّىٰٓ إِذَا جَآءُوهَا وَفُتِحَتۡ أَبۡوَٰبُهَا وَقَالَ لَهُمۡ خَزَنَتُهَا
سَلَٰمٌ عَلَيۡكُمۡ طِبۡتُمۡ فَٱدۡخُلُوهَا خَٰلِدِينَ ٧٣ وَقَالُواْ
ٱلۡحَمۡدُ لِلَّهِ ٱلَّذِي صَدَقَنَا وَعۡدَهُۥ وَأَوۡرَثَنَا ٱلۡأَرۡضَ
نَتَبَوَّأُ مِنَ ٱلۡجَنَّةِ حَيۡثُ نَشَآءُۖ فَنِعۡمَ أَجۡرُ ٱلۡعَٰمِلِينَ ٧٤



(68) Ва фариштаи мувазззаф ба дамидани сур, рӯзи қиёмат нафхаи дуюмро дар сур медамад,[1] баъд аз ин ҳар ки дар осмонҳо ва ҳар ки дар замин мавҷуд аст, мемирад, магар он кас аз аҳли осмонҳо ва замин, ки Аллоҳ (ҷ) (**то як муддати дигар**) зинда монданашро хостааст.[2] Сипас он фаришта бори дуюм барои зинда гардонидани мурдагон дар сур медамад, пас ногаҳон ҳамаи мурдагон зинда гашта, аз қабрашон рост мешаванд, дар ҳоле ки бо тарсу ҳарос ба ҳар самт назар меандозанд ва интизорӣ мекашанд,[3] ки Худо нисбат ба онҳо чӣ кор мекунад.

(69) Ва чун Аллоҳ (ҷ) рӯзи қиёмат барои қазоват байни бандагон таҷаллӣ намояд, замин бо нури Парвардигори худ рӯшан мегардад ва саҳифаҳои аъмоли бандагон ба дасти соҳибонашон супорида мешавад ва паёмбарон ва уммати Муҳаммад (с) оварда мешаванд, то уммати Муҳаммад (с) дар бораи он ки паёмбарон дар дунё ваҳйи илоҳиро ба мардум расонда буданд, шоҳидӣ диҳанд ва Аллоҳ (ҷ) байни бандагон[4] одилона доварӣ мекунад ва ба онҳо дар он рӯз зулм карда намешавад. Бадии касе афзун ва некии касе кам намегардад.

(70) Ва Худо ба ҳар кас ҷазои амали анҷом додаашро ба пуррагӣ медиҳад. Новобаста аз он ки амали нек ё бад кардааст, ҷазои онро комил мегирад. Ва он чи бандагон анҷом медиҳанд, Парвардигор дар бораи он Огоҳтар аст. Ҳеҷ чизе аз Ӯ махфӣ нест ва онҳо рӯзи қиёмат ба эътибори амал ҷазо мебинанд.

(71) Ва фариштагон кофиронро гурӯҳ-гурӯҳ бо зиллат ва таҳқир ба сӯи дӯзах меронанд. Вақте ки онҳо назди дӯзах меоянд, фариштагони нигаҳбони дӯзах дарҳояшро мекушоянд ва дӯзахиёнро сарзанишкунон истиқбол гирифта мегӯянд: “**Оё ба шумо аз навъи худ паёмбароне, ки бароятон оятҳои Парвардигоратонро бихонанд ва шуморо аз воҳӯрии рӯзи қиёмат, ки азоби сахт дорад, ҳушдор ва бим диҳанд, наомада буданд?!**” Кофирон эътироф карда мегӯянд: “**Бале, ин кор сурат гирифта буд. Вале калимаи азоб дар ҳаққи кофирон қатъӣ гардидааст. Мо дар дунё аз зумраи кофирон будем.**”

(72) Ба онҳо бо мақсади иҳонат ва ноумед сохтан аз раҳмати илоҳӣ ва хуруҷ аз дӯзах гуфта мешавад: “**Аз дарҳои дӯзах ворид шавед, дар ҳоле онҷо абадӣ мемонед. Пас ҷойи бандагоне, ки худбузургбинӣ карда, аз қабули ҳақ кибр варзидаанд, чӣ қадар зишт аст.**”

(73) Ва фариштагон бандагонеро, ки аз уқубати Парвардигорашон бо иҷрои амрҳо ва ҳазар аз наҳйҳо парҳез мекарданд, бо меҳрубонӣ ва иззату икроми хос, гурӯҳ-гурӯҳ ба сӯи ҷаннат раҳнамоӣ ва ба зудтар вуруди он тарғиб мекунанд. Чун ба назди ҷаннат омада мерасанд, ҳол он ки[5] дарҳои ҷаннат ба хотири истиқболашон аз қабл кушода шудааст ва фариштагони мувазззафи пешвозгирӣ ба онҳо мегӯянд: “**Салом бар шумо аз ҳар нохушӣ ва зиён! Дар дунё қалб ва аъмолатон пок буд. Пас барои ҳамешагӣ дохили ҷаннат шавед.**”

(74) Ва мӯъминон чун вориди ҷаннат мешаванд, мегӯянд: “**Ситоиш он Парвардигореро, ки ваъдаи тавассути паёмбарон ба мо додаи Худро таҳаққуқ бахшид.[6] Парвардигор ба мо дар дунё аз забони паёмбаронаш духули ҷаннатро ваъда дода буд. Ва имрӯз замини ҷаннатро ба мо мерос дод. Аз ҷаннат дар ҳар ҷойи мехостаамон фуруд меоем ва онҷо манзил мегирем. Пас аҷри он бандагоне, ки дар дунё фақат ба хотири касби ризои илоҳӣ корҳои нек анҷом медоданд, чӣ қадар нек аст.**”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Бар асоси оятҳои Қуръон ду нафха, ки яке нафхаи миронидан ва дуюм нафхаи зинда гардонидан аст, собит мебошад;[7]
2.Оятҳои карима баёнгари иҳонати кофирон ва иззати мӯъминон дар рӯзи қиёмат аст;
3.Кофирон дар дӯзах ва мӯъминон дар ҷаннат абадӣ мемонанд;
4.Амали пок ҷазои покро ба бор меорад.

---

1. Мурод аз даминдан дар сур нидои тамоми халоиқ барои ҳузур дар машҳар аст. (**Мутарҷим**)
2. Оиди истиснои ин оят муфассирон назарҳои мухталиф доранд. Як гурӯҳ мегӯянд, мақсад аз истисношудаҳо Ҷабраил, Исрофил, Микоил ва Малакулмавт ҳастанд. Гурӯҳи дигар бар ин назаранд, ки дар ояти мазкур фариштагон ва рӯҳҳо истисно шудаанд. Аммо муҳаққиқон муътақиданд, ки оиди таъйини истисношудагон ривояти саҳеҳ наомада аст. Ҳавола сохтани илми он ба Худо беҳтар мебошад. (**Мутарҷим**)
3. Феъли “**ينظـــرون**”дар ояти карима бо ду маъно тафсир шуда аст. Якум, нигоҳи бо тарсу ваҳшат ба атроф ва дуюм, интизорӣ кашидани он ки Худо нисбат ба онҳо чӣ мекунад. Банда ҳар ду маъноро дар тарҷума якҷо ҷамъ кардам. Зеро ин маъноҳои дар кутуби тафсир омада, такмилдиҳандаи якдигар буда, байни он зиддият вуҷуд надорад. (**Мутарҷим**)
4. Тафсири Имом Байзовӣ (р) (**Мутарҷим**)
5. Ҳарфи “**و**” дар ояти карима ифодагари ҳол аст. (**Мутарҷим**)
6. Феъли “**صدق**” дар ин оят ба маънои таҳаққуқ бахшидани ваъда омада аст. (**Мутарҷим**)
7. Ин раъйи ҷумҳури олимон аст. Аммо як иддаи дигари олимон мегӯянд, нафхаи дигаре бо номи “**нафхаи изтиробу даҳшат**” мавҷуд аст. Ин нафха қабл аз ду нафхаи дар оят зикршуда рух медиҳад, ки дар натиҷаи он халоиқ ба таҳлука меафтанд. (**Мутарҷим**)

وَتَرَى ٱلْمَلَٰٓئِكَةَ حَآفِّينَ مِنْ حَوْلِ ٱلْعَرْشِ يُسَبِّحُونَ بِحَمْدِ
رَبِّهِمْ ۖ وَقُضِىَ بَيْنَهُم بِٱلْحَقِّ ۚ وَقِيلَ ٱلْحَمْدُ لِلَّهِ رَبِّ ٱلْعَٰلَمِينَ ٧٥

سُورَةُ غَافِرٍ — ترتيبها ٤٠ — آياتها ٨٥

بِسْمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحْمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

حمٓ ١ تَنزِيلُ ٱلْكِتَٰبِ مِنَ ٱللَّهِ ٱلْعَزِيزِ ٱلْعَلِيمِ ٢ غَافِرِ ٱلذَّنۢبِ الحزب ٤٧
وَقَابِلِ ٱلتَّوْبِ شَدِيدِ ٱلْعِقَابِ ذِى ٱلطَّوْلِ ۖ لَآ إِلَٰهَ إِلَّا هُوَ ۖ إِلَيْهِ
ٱلْمَصِيرُ ٣ مَا يُجَٰدِلُ فِىٓ ءَايَٰتِ ٱللَّهِ إِلَّا ٱلَّذِينَ كَفَرُوا۟ فَلَا يَغْرُرْكَ
تَقَلُّبُهُمْ فِى ٱلْبِلَٰدِ ٤ كَذَّبَتْ قَبْلَهُمْ قَوْمُ نُوحٍ وَٱلْأَحْزَابُ
مِنۢ بَعْدِهِمْ ۖ وَهَمَّتْ كُلُّ أُمَّةٍۭ بِرَسُولِهِمْ لِيَأْخُذُوهُ ۖ
وَجَٰدَلُوا۟ بِٱلْبَٰطِلِ لِيُدْحِضُوا۟ بِهِ ٱلْحَقَّ فَأَخَذْتُهُمْ ۖ فَكَيْفَ
كَانَ عِقَابِ ٥ وَكَذَٰلِكَ حَقَّتْ كَلِمَتُ رَبِّكَ عَلَى ٱلَّذِينَ
كَفَرُوٓا۟ أَنَّهُمْ أَصْحَٰبُ ٱلنَّارِ ٦ ٱلَّذِينَ يَحْمِلُونَ ٱلْعَرْشَ
وَمَنْ حَوْلَهُۥ يُسَبِّحُونَ بِحَمْدِ رَبِّهِمْ وَيُؤْمِنُونَ بِهِۦ وَيَسْتَغْفِرُونَ
لِلَّذِينَ ءَامَنُوا۟ ۖ رَبَّنَا وَسِعْتَ كُلَّ شَىْءٍ رَّحْمَةً وَعِلْمًا فَٱغْفِرْ
لِلَّذِينَ تَابُوا۟ وَٱتَّبَعُوا۟ سَبِيلَكَ وَقِهِمْ عَذَابَ ٱلْجَحِيمِ ٧



(75) Ва он рӯз фариштагонро мушоҳида мекунӣ, ки атрофи Аршро иҳота намудаанд, дар ҳоле Парвардигорашонро аз гуфтору пиндори нолоиқ ба покӣ хонда, ситоиши Уро мегӯянд. Ва Худо байни халоиқ одилона доварӣ мекунад. Баъди қазоват ҳар киро хоҳад, гиромӣ ва ҳар киро хоҳад, дучори азоб месозад. Ва гуфта мешавад: “**Ситоиш Аллоҳи Парвардигори ҷаҳониёнро, ки дар байни бандагон доварӣ карда, мӯъминонро мавриди раҳматаш қарор дод ва кофиронро ба азоб гирифтор сохт.**”

## СУРАИ “ҒОФИР”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ЧИЛУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
## ДОРОИ ҲАШТОДУ ПАНҶ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Аз роҳи гуфтугӯ ва даъват ба сӯи ҳақ ислоҳ намудани он касоне, ки дар бораи оятҳои Худо беноҳақ ҷидол мекунанд.

### Тафсир:

(1) “**Ҳо. Мим.**” Дар оғози сураи Бақара сухан оиди тафсири оятҳои шабеҳи ин ҳуруф гузаштааст.

(2) Ин Қуръон Китоби аз сӯи Аллоҳи ҳамеша Ғолиби аз манфиати бандагон Огоҳ бар Паёмбар Муҳаммад (с) нозил карда шудааст,-

(3) Парвардигори Бахшандаи гуноҳон, Тавбапазири тавбакорон, Сахтуқубат ба тавбанокардагон, Соҳиби лутфу эҳсон. Ҷуз Ӯ маъбуди ҳақиқӣ вуҷуд надорад. Бозгашти ҳама бандагон дар рӯзи қиёмат фақат ба сӯи Ӯст. Баъд аз бозгашт ба онҳо ҷазои сазовор хоҳад дод.

(4) Дар бораи оятҳои Аллоҳ (ч), ки бар ягонагии Ӯ ва ростгӯии фиристодагонаш далолат мекунад, танҳо кофирон ҷидол менамоянд. Чунки ақли кофирон тира аст. Пас эй Паёмбар, барои онҳо ғамгин машав ва набояд гаштугузорашон дар кишварҳо ва тиҷорату неъмати фаровон доштанашон туро бифиребад. Зеро Худо ба хотири тадриҷан ҳалок сохтан ва ба доми ғурур андохтанашон ба онҳо неъмати бисёр медиҳад.

(5) Қабл аз қавми кофири ту қавми Нӯҳ ва баъд аз онҳо гурӯҳҳои зиёд, аз қабили қавми Од, Самуд, Лут, Шуайб ва қавми Фиръавн низ фиристодагони Худоро ба дурӯғгӯӣ нисбат дода буданд. Ва ҳар якеи ин умматҳо қасди паёмбарашон карданд, то ӯро дастгир кунанд ва ба қатл расонанд. Ва онҳо бо истифода аз ботили хеш ҷидол намуданд, то ба ин васила ҳақро аз байн баранд. Пас Ман тамоми ин умматҳоро гирифтам ва ҳалок сохтам. Пас нигоҳ кун, ки уқубатам дар ҳаққашон чӣ гуна буд. Воқеан онҳо бо уқубати сахт нобуд шуданд.

(6) Ва эй Паёмбар, он гуна ки Аллоҳ (ч) дар бораи ҳалок сохтани умматҳои гузашта ҳукм намуд, ҳамчунин калимаи Парвардигорат бар кофирон, ки онҳо ҳатман аҳли дӯзах ҳастанд, қатъӣ гаштааст.

(7) Эй Паёмбар, фариштагони муқаррабе, ки тахти Парвардигори туро мебардоранд ва фариштагоне, ки дар атрофи арш қарор доранд, ҳамагӣ Парвардигорашонро аз пиндору гуфтори нолоиқ ба покӣ ёд карда, ситоиш мекунанд ва ба Ӯ имон доранд ва барои мӯъминон омурзиш хоста мегӯянд: “**Эй Парвардигори мо, илм ва раҳмати Ту ҳамаи чизро фаро гирифтааст. Пас касонеро, ки аз гуноҳонашон тавба карда ва аз дини Ту пайравӣ намудаанд, мағфират намо ва онҳоро аз азоби дӯзах ҳифз кун.**”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Ҷамъ байни тарғиб ба раҳмати Худо ва бим додан аз уқубати Ӯ равишест, ки дар даъвати мардум бояд аз он истифода шавад;

2.Ситоиш ва тасбеҳи Худо аз одоби дуо аст;

3.Мӯъминон назди Худо иззат доранд. Аз ин рӯ, фариштагонро барои омурзиш хостан дар ҳаққи мӯъминон вобаста сохтааст.

رَبَّنَا وَأَدْخِلْهُمْ جَنَّٰتِ عَدْنٍ ٱلَّتِى وَعَدتَّهُمْ وَمَن صَلَحَ
مِنْ ءَابَآئِهِمْ وَأَزْوَٰجِهِمْ وَذُرِّيَّٰتِهِمْ ۚ إِنَّكَ أَنتَ ٱلْعَزِيزُ
ٱلْحَكِيمُ ٨ وَقِهِمُ ٱلسَّيِّـَٔاتِ ۚ وَمَن تَقِ ٱلسَّيِّـَٔاتِ
يَوْمَئِذٍ فَقَدْ رَحِمْتَهُۥ ۚ وَذَٰلِكَ هُوَ ٱلْفَوْزُ ٱلْعَظِيمُ ٩ إِنَّ
ٱلَّذِينَ كَفَرُوا۟ يُنَادَوْنَ لَمَقْتُ ٱللَّهِ أَكْبَرُ مِن مَّقْتِكُمْ
أَنفُسَكُمْ إِذْ تُدْعَوْنَ إِلَى ٱلْإِيمَٰنِ فَتَكْفُرُونَ ١٠ قَالُوا۟ رَبَّنَآ
أَمَتَّنَا ٱثْنَتَيْنِ وَأَحْيَيْتَنَا ٱثْنَتَيْنِ فَٱعْتَرَفْنَا بِذُنُوبِنَا فَهَلْ
إِلَىٰ خُرُوجٍ مِّن سَبِيلٍ ١١ ذَٰلِكُم بِأَنَّهُۥٓ إِذَا دُعِىَ ٱللَّهُ
وَحْدَهُۥ كَفَرْتُمْ ۖ وَإِن يُشْرَكْ بِهِۦ تُؤْمِنُوا۟ ۚ فَٱلْحُكْمُ لِلَّهِ
ٱلْعَلِىِّ ٱلْكَبِيرِ ١٢ هُوَ ٱلَّذِى يُرِيكُمْ ءَايَٰتِهِۦ وَيُنَزِّلُ لَكُم مِّنَ
ٱلسَّمَآءِ رِزْقًا ۚ وَمَا يَتَذَكَّرُ إِلَّا مَن يُنِيبُ ١٣ فَٱدْعُوا۟ ٱللَّهَ
مُخْلِصِينَ لَهُ ٱلدِّينَ وَلَوْ كَرِهَ ٱلْكَٰفِرُونَ ١٤ رَفِيعُ
ٱلدَّرَجَٰتِ ذُو ٱلْعَرْشِ يُلْقِى ٱلرُّوحَ مِنْ أَمْرِهِۦ عَلَىٰ مَن يَشَآءُ
مِنْ عِبَادِهِۦ لِيُنذِرَ يَوْمَ ٱلتَّلَاقِ ١٥ يَوْمَ هُم بَٰرِزُونَ ۖ لَا يَخْفَىٰ
عَلَى ٱللَّهِ مِنْهُمْ شَىْءٌ ۚ لِّمَنِ ٱلْمُلْكُ ٱلْيَوْمَ ۖ لِلَّهِ ٱلْوَٰحِدِ ٱلْقَهَّارِ ١٦



8 Фариштагон дар идомаи дуои худ мегӯянд: “**Эй Парвардигори мо, ва мӯъминонро ҳамроҳи он падаронашон ва ҳамсаронашон ва фарзандонашон, ки дар дунё амалҳои нек доштанд, ба боғҳои ҷовидонаи ба онҳо ваъда додаат дохил бисоз. Ҳамоно Ту Худои ҳамеша Ғолиби шикастнопазиру дар тақдир ва чорасозии корҳои бандагон бағоят Ҳаким ҳастӣ.**
9 **Ва онҳоро аз ҷазои аъмоли бадашон ҳифз намо. Барои кардаҳои зишташон эшонро уқубат макун. Ва Ту ҳар киро рӯзи қиёмат аз ҷазои амалҳои бадаш нигаҳ бидорӣ, пас ба дурустӣ ки нисбат ба он банда бо наҷот доданаш аз уқубат марҳамат кардаӣ. Ва ин маҳфуз мондан аз азоби дӯзах ва ворид шудан ба ҷаннат комёбии ҳақиқӣ буда, ҳеҷ комёбӣ ба он баробар намешавад.**”
10 Бегумон он бандагоне, ки ба Худо ва фиристодагонаш кофир мешаванд, рӯзи қиёмат вақте вориди дӯзах гарданд ва худро нафрату нафрин кунанд, нидо карда мешаванд: “**Бешак, нафрат ва нафрини Аллоҳ (ч) бар шумо аз нафрату нафрини шумо бар хеш бузургтар аст. Иллати мавриди нафрату нафрини Худо қарор гирифтани шумо дар он аст, ки**[1] **дар дунё тавассути паёмбарон ба сӯи имон даъват мешудед, баъд аз даъвати онҳо боз куфр меварзидед ва ба Худо ширк меовардед.**”
11 Кофирон дар рӯзи қиёмат, ки тавба ва эътироф дар онҷо суд надорад, ба гуноҳи хеш иқрор карда мегӯянд: “**Эй Парвардигори мо, Ту моро ду бор миронди ва ду бор зинда гардондӣ. (Миронидани якум ҳолати қабл аз ҳаст шудан ва миронидани дуюм дар вақти марг қабзи ҷон аст. Зиндасозии якум, аз нестӣ ба ҳастӣ овардан ва зиндасозии дуюм, зинда кунонидани баъд аз марг аст.) Пас мо ба гуноҳонамон иқрор мекунем. Модом ки ба гуноҳамон эътироф намудем, пас оё ба сӯи берун шудан аз дӯзах роҳе вуҷуд дорад, то аз нав ба зиндагонии дунё бозгашта, аъмоламонро ислоҳ намуда, Туро аз худ хушнуд гардонем?!**”
12 Ин уқубати шумо мушрикон ба сабаби он аст, ки вақте дар дунё Аллоҳ (ч) ба танҳоӣ хонда мешуд ва чизе ба Ӯ шарик қарор дода намешуд, ба Ӯ кофир мегаштед ва ширк меварзидед ва чун ба Аллоҳ (ч) ширк оварда мешуд, онро тасдиқ[2] мекардед. Пас ҳукм танҳо аз они Аллоҳи бо Зоту қудраташ аз ҳама чиз Бартари Бузург аст.
13 Аллоҳ (ч) Зотест, ки нишонаҳои Худро бароятон дар гӯшаву канораҳо ва дар вуҷуди худи шумо нишон медиҳад, то ба ягонагӣ ва қудрати Хеш раҳнамоятон созад ва барои шумо аз осмон оби боронро фуруд меорад, то сабаби ризқатон бошад ва Худо бо ин об наботот ва зироатҳоро рӯёнад. Ва аз нишонаҳои ваҳдонияту қудрати илоҳӣ танҳо касе панд мегирад, ки бо тавба ва ихлос ба сӯи Ӯ бозмегардад.
14 Эй мӯъминон, модом ки чунин аст, пас Аллоҳ (ч)-ро дар ҳоле дуо ва ибодат кунед,[3] ки дуо ва ибодати хешро холис барои Ӯ гардонед ва аз ширк ҳазар намоед ва агарчи ин ба кофирон писанд наояд ва ба ғазабашон орад.
15 Худо арзандаи он аст, ки дуо ва ибодат ягона барои Ӯ анҷом дода шавад. Зеро Ӯ Дорои мартабаҳои[4] баланд буда,[5] аз ҳама мавҷудот Бартару Парвардигори тахти азим аст. Ӯ пайғоми ба ҷон монандашро бар ҳар ки аз бандагонаш хоҳад, фуруд меорад ва бандагон мутобиқ ба он амал карда, зинда мешаванд ва инчунин дигаронро зинда месозанд, то паёмбарон мардумро аз омадани рӯзи вохӯрӣ бим диҳанд. Мурод аз рӯзи вохӯрӣ, қиёмат аст, ки ҳамаи мардум аз аввал то охир онҷо бо якдигар вомехӯранд.
16 Рӯзе, ки бандагон ҳамагӣ дар ҷойи ҳамвор ҷамъ омада, намоён мешаванд. Ҳеҷ чизе аз онҳо бар Аллоҳ (ч) пӯшида намемонад. Ҳам худ ва ҳам аъмол ва ҷазояшон назди Аллоҳ (ч) ошкор аст. Он рӯз Аллоҳи Ҳокими мутлақ мепурсад: “**Имрӯз фармонравоӣ аз они кӣ аст?!**” Ин суол як ҷавоб дорад. Сипас Аллоҳ (ч) Худ[6] ҷавоб медиҳад: “**Имрӯз фармонравоӣ аз Аллоҳи дар Зоту сифоту кораш Ягонаи бар ҳама чиз Ғолиб аст. Имрӯз халоиқ танҳо тахти фармони Ӯ ҳастанд.**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Ҷойи пазируфта шудани тавба дунё аст, аммо дар охират тавба ва надомат суд надорад;
2.Панд ба бандагоне суд мебахшад, ки бо тавба сӯи Парвардигор бармегарданд;
3.Набояд мавқеъгириҳои душманонаи кофирон дар истиқомати мӯъмин таъсир гузорад;
4.Рӯзи қиёмат ҳамаи подшоҳони саркаши золим залилона мутеи фармони Худо мегарданд.

1. Калимаи “إِذْ” дар ояти карима аз ҷониби муфассирон (**аз ҷумла Имом Байзовӣ (р)**) ба эътибори қавоиди наҳвӣ ду навъ тафсир шуда аст. Як гурӯҳ онро зарфи замон ба маънои “حـــين” (**ҳангоме**) ва як гурӯҳи дигар ҳарфи баёнгари иллат ба маънои “لأن” (**зеро**) гуфтаанд. Банда назари дуюмро ба хотири возеҳтар баён шудани маънои ояти карима баргузидам. (**Мутарҷим**)
2. Феъли “تؤمنوا” дар ояти карима ифодагари маънои луғавии “**иқрор ва тасдиқ намудан**” аст. Он ба маънои имони истиҳолӣ нест. (**Мутарҷим**)
3. Феъли амри “ادعوا” дар ин оят шомили маънои дуо ва ибодат аст. (**Мутарҷим**)
4. Ҷамъ овардани вожаи “**мартаба**” ба эътибори сифатҳои беҳисоби ифодагари азамати Худост. (**Мутарҷим**)
5. Муфассирон ибораи “رفـــيع الدرجات”-ро ду тарз тафсир кардаанд. Яке он ки Худо дорои мартабаҳои баланд аст. Ин маъно дар матни боло омада аст. Дуюм он ки Худо бардорандаи мартабаҳои бандагон аст. Ба ин маъно калимаи “رفـــيع” ба сӯи мафъул (**пуркунанда**) изофа шуда, вожаи “الدرجات”-и музофун илайҳ мафъули он ба ҳисоб меравад. (**Мутарҷим**)
6. Аз сабаби он ки дар матни китоб вобаста ба ҷавобдиҳандаи савол ишора нашуда аст, банда онро аз қавли Имом Ҳасани Басрӣ (р) илова намудам. Имом Қуртубӣ (р) ин тафсирро аз Имом Ҳасани Басрӣ (р) оварда аст. Вақте мӯъминон ин посухро мешунаванд, бо лаззат ва шодмонӣ онро такрор мекунанд, аммо кофирон баъди шунидан онро аз рӯи андӯҳу зиллату расвоӣ ба забон меоранд. (**Мутарҷим**)




(17) Имрӯз[1] ба ҳар кас дар бадали он чи аз некӣ ва бадӣ кардааст, ҷазо дода мешавад. Имрӯз зулме нест. Зеро довар Худои Одил аст. Ба дурустӣ ки Аллоҳ (ҷ) аъмоли бандагонро Зудҳисобкунанда аст. Чунки онҳо дар иҳотаи илми Парвардигор қарор доранд.

(18) Эй Паёмбар, онҳоро аз рӯзи қиёмат, ки омаданаш наздик аст, битарсон. Қиёмат омаданист ва ҳар чи омаданист, қариб аст. Дар он рӯз дилҳо аз шиддати тарс аз ҷои худ боло рафта, ба ҳалқи соҳибонаш мерасад, дар ҳоле аз андӯҳ пур гаштаву хомӯшанд, аз онҳо касе ҷуз бо иҷозати Худо гап намезанад. Бандагони бо ширку гуноҳ бар ҷони хеш ситамгар дӯст ва шафоатгаре надоранд. Агар ба фарзи мисол, чунончи мепиндоранд, шафоатгар ҳам дошта бошанд ва дар ҳаққашон шафоат кунад, шафоатхоҳиаш пазируфта намешавад.[2]

(19) Он чиро чашмҳо дуздона нигоҳ мекунанд[3] ва он чиро синаҳо пинҳон медоранд, Худо ҳамаашро медонад. Ҳеҷ чиз аз Ӯ махфӣ нест.

(20) Ва Аллоҳ (ҷ) одилона қазоват мекунад. Нисбат ба касе бо кам кардан аз некиҳо ё афзун сохтани бадиҳояш ситам раво намебинад. Ва он маъбудҳое, ки мушрикон ҷуз Аллоҳ (ҷ) мепарастанд, чизе доварӣ намекунанд. Зеро маъбудҳояшон молики чизе нестанд. Бешак, Аллоҳ (ҷ) Зоти Шунавандаи гуфтори бандагон, Бинандаи мақсад ва кирдори онҳост. Дар ивази ҳар гуфтору кирдор онҳоро ҷазо хоҳад дод.

(21) Оё ин мушрикони Қурайш дар замин сайру гашт накардаанд, то дар бораи оқибати умматҳои такзибгаре, ки қабл аз онҳо буданд, андеша намоянд. Оқибати умматҳои пешин даҳшатнок буд. Онҳо аз ин мушрикон қавитар буданд ва дар замин бо меъморӣ осори бештар боқӣ гузоштанд. Пас Аллоҳ (ҷ) онҳоро ба сабаби гуноҳонашон ҳалок сохт. Ва онҳо муҳофизе надоштанд, ки аз азоб ҳифзашон намояд.

(22) Ин уқубати сахт аз он сабаб ба онҳо расид, ки паёмбаронашон барояшон аз сӯи Аллоҳ (ҷ) далелҳои возеҳи раднопазир меоварданд, пас ба Аллоҳ (ҷ) кофир шуданд ва паёмбаронро дурӯғгӯй шумурданд. Ба ҳамин сабаб, Аллоҳ (ҷ) онҳоро бо вуҷуди нерӯмандӣ ҳалок гардонд. Ҳамоно Аллоҳ (ҷ) бағоят Нерӯманди бар кофирон Сахтуқубат аст.

Вақте Паёмбар (с) бо такзиби қавми худ рӯбарӯ шуданд, Аллоҳ (ҷ) дар ояти зерин қиссаи Мӯсо (а) ва Фиръавнро зикр кард, то ба он кас мужда диҳад, ки оқибат пирӯз мегарданд.

(23) Ҳамоно Мо Мӯсо (а)-ро бо нишонаҳои равшани Хеш ва далели қатъӣ фиристодем,-

(24) ба сӯи Фиръавн ва вазираш Ҳомон ва Қорун. Пас онҳо гуфтанд: "**Мӯсо ҷодугар буда, дар даъвояш, ки паёмбари Худост, дурӯғгӯи гузаро аст.**"

(25) Пас вақте Мӯсо (а) аз сӯи Мо бо далели исботкунандаи сидқаш ба назди онҳо омад, Фиръавн гуфт:[4] "**Писарони он мӯъминонеро, ки ҳамроҳаш ҳастанд, бикушед ва занонашонро бо мақсади иҳонат боқӣ гузоред.**" Ва макри кофирон оиди кам сохтани адади мӯъминон ҷуз талоши нобудшавандаи беасар чизе нест.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Ёдоварии қиёмат муҳимтарин василаи пешгирӣ аз гуноҳ аст;

2.Худо амали ошкору ниҳони бандагонро иҳота кардааст;

3.Худо дар ин оятҳо амр мекунад, ки ба хотири панд гирифтан аз саргузашти мушрикони ҳалокгардида дар замин сайру саёҳат карда шавад.

1. Яъне, қиёмат (**Мутарҷим**)
2. Ҷумлаи охир тафсири феъли "يطـــــاع" аст. Оиди ин калима муфассирон назарҳои гуногун доранд, ки яке аз он андешаҳо, ҳамон маънои дар матн овarда шуда аст. (**Мутарҷим**)
3. Абдуллоҳ ибни Аббос (р) мегӯяд, мурод аз дуздида нигоҳ кардан он аст, ки марде дар байни мардум қарор дорад. Аз наздашон зани номаҳрам мегузарад. Он мард пеши атрофиён худро чунон вонамуд месозад, ки гӯё чашмашро аз нигоҳ ба он зан пӯшида аст. Агар бинад, ки мардум дар ғафлатанд, сӯяш нигоҳ мекунад. Вақте хавф барад, ки атрофиён нигоҳи дуздонаи ӯро пай бурдаанд, зуд нигоҳашро ба дигар сӯй мегардонад. (**Мутарҷим**)
4. Агарчи гӯяндагон дар лафзи Қуръон ҷамъ омадаанд, аммо муаллифони китоб ба эътибори он ки амр дар асл аз ҷониби Фиръавн содир гашта буд, ин қавлро танҳо ба Фиръавн нисбат додаанд. (**Мутарҷим**)

وَقَالَ فِرْعَوْنُ ذَرُونِيٓ أَقْتُلْ مُوسَىٰ وَلْيَدْعُ رَبَّهُۥٓ ۖ إِنِّيٓ أَخَافُ
أَن يُبَدِّلَ دِينَكُمْ أَوْ أَن يُظْهِرَ فِي ٱلْأَرْضِ ٱلْفَسَادَ ٢٦
وَقَالَ مُوسَىٰٓ إِنِّي عُذْتُ بِرَبِّي وَرَبِّكُم مِّن كُلِّ مُتَكَبِّرٍ لَّا يُؤْمِنُ
بِيَوْمِ ٱلْحِسَابِ ٢٧ وَقَالَ رَجُلٌ مُّؤْمِنٌ مِّنْ ءَالِ فِرْعَوْنَ
يَكْتُمُ إِيمَٰنَهُۥٓ أَتَقْتُلُونَ رَجُلًا أَن يَقُولَ رَبِّيَ ٱللَّهُ وَقَدْ
جَآءَكُم بِٱلْبَيِّنَٰتِ مِن رَّبِّكُمْ ۖ وَإِن يَكُ كَٰذِبًا فَعَلَيْهِ
كَذِبُهُۥ ۖ وَإِن يَكُ صَادِقًا يُصِبْكُم بَعْضُ ٱلَّذِي يَعِدُكُمْ ۖ
إِنَّ ٱللَّهَ لَا يَهْدِي مَنْ هُوَ مُسْرِفٌ كَذَّابٌ ٢٨ يَٰقَوْمِ لَكُمُ
ٱلْمُلْكُ ٱلْيَوْمَ ظَٰهِرِينَ فِي ٱلْأَرْضِ فَمَن يَنصُرُنَا مِنۢ بَأْسِ ٱللَّهِ
إِن جَآءَنَا ۚ قَالَ فِرْعَوْنُ مَآ أُرِيكُمْ إِلَّا مَآ أَرَىٰ وَمَآ أَهْدِيكُمْ
إِلَّا سَبِيلَ ٱلرَّشَادِ ٢٩ وَقَالَ ٱلَّذِيٓ ءَامَنَ يَٰقَوْمِ إِنِّيٓ أَخَافُ
عَلَيْكُم مِّثْلَ يَوْمِ ٱلْأَحْزَابِ ٣٠ مِثْلَ دَأْبِ قَوْمِ نُوحٍ وَعَادٍ
وَثَمُودَ وَٱلَّذِينَ مِنۢ بَعْدِهِمْ ۚ وَمَا ٱللَّهُ يُرِيدُ ظُلْمًا لِّلْعِبَادِ ٣١
وَيَٰقَوْمِ إِنِّيٓ أَخَافُ عَلَيْكُمْ يَوْمَ ٱلتَّنَادِ ٣٢ يَوْمَ تُوَلُّونَ مُدْبِرِينَ
مَا لَكُم مِّنَ ٱللَّهِ مِنْ عَاصِمٍ ۗ وَمَن يُضْلِلِ ٱللَّهُ فَمَا لَهُۥ مِنْ هَادٍ ٣٣



(26) Ва Фиръавн гуфт: “**Маро бигузоред, ки Мӯсоро бо мақсади ҷазо додан бикушам ва бигузор Парвардигорашро фаро хонад, то ӯро аз уқубатам бираҳонад. Ҳамоно ман аз он метарсам, ки Мӯсо динатонро иваз мекунад ё бо куштор ва вайронкорӣ фасодро дар замин ошкор месозад.**”

(27) Ва Мӯсо (а) чун аз таҳдиди Фиръавн огоҳ шуд, гуфт: “**Бегумон ман аз шарри ҳар шахсе, ки аз қабули ҳақ ва имон кибр варзида, ба қиёмат ва ҳисобу ҷазои он имон надорад, ба Парвардигори худ ва Парвардигор шумо паноҳ бурдаам.**”

(28) Ва аз хонадони Фиръавн марди мӯъмине, ки имонашро аз қавмаш пинҳон медошт, тасмими онҳоро дар бораи куштани Мӯсо (а) инкор намуда гуфт: “**Оё мардеро бидуни гуноҳ, танҳо барои он ки “Парвардигори ман Аллоҳ (ч) аст” мегӯяд, ба қатл мерасонед, ҳол он ки вай аз сӯи Парвардигоратон ба шумо ҳуҷҷатҳои дурустии нубувваташро овардааст?! Ва агар ба фарзи мисол, Мӯсо дурӯғгӯй бошад, пас зиёни он ба худаш бармегардад ва агар ростгӯй бошад, дар ин сурат баъзе аз азобе, ки бо он шуморо таҳдид[1] мекунад, зуд дар ин дунё домангиратон мегардад.**” Ҳамоно Аллоҳ (ч) ба он касе, ки марзҳои илоҳиро поймол сохта, дар ҳаққи Ӯ ва паёмбаронаш дурӯғ мебофад, тавфиқи ҳидоят ба сӯи ҳақро намедиҳад.

(29) Он марди мӯъмин гуфт: “**Эй қавми ман, подшоҳӣ имрӯз аз шумо буда, дар сарзамини Миср ғолиб ҳастед. Пас агар ба сабаби қатли Мӯсо уқубати илоҳӣ ба суроғамон ояд, кӣ моро барои раҳо шудан аз он ёрӣ медиҳад?!**” Фиръавн гуфт: “**Танҳо Назар ва ҳукми ман бояд пазируфта шавад. Назари ман он аст, ки бояд ба хотири аз байн бурдани зиён ва фасод Мӯсо кушта шавад. Ва ман шуморо ҷуз ба сӯи роҳи дуруст раҳнамоӣ намекунам.**”

(30) Ва он марди мӯъмин ба қавмаш хайрхоҳӣ намуда гуфт: “**Агар Мӯсо (а)-ро бикушед, ман бегумон бар шумо аз дучор гаштан ба мисли азоби гурӯҳҳои гузашта, ки муқобили паёмбаронашон дар як ҷабҳа қарор гирифтанд ва Худо онҳоро ҳалок сохт, метарсам,-**

(31) **мисли одати қавми кофири Нӯҳ ва Од ва Самуд ва касоне, ки баъд аз онҳо омаданд. Аллоҳ (ч) онҳоро барои куфр ва такзиби паёмбарон ҳалок гардонид. Ва Аллоҳ (ч) дар ҳаққи бандагонаш зулмро намехоҳад. Ӯ бандагонашро танҳо ба сабаби гуноҳонашон азоб мекунад. Ин ҷазои ба амал мувофиқ аст.**

(32) **Ва эй қавми ман, ҳамоно ман бар шумо аз рӯзи қиёмат, ки рӯзи фарёди якдигар аст, метарсам. Он рӯз мардум ҳамдигарро ба эътибори пайванди хешовандӣ ё дар дунё мансаб доштан барои кӯмак фарёд намуда, гумон мебаранд, ки ин кӯмакталабӣ дар он лаҳзаҳои даҳшатнок ба онҳо суд мебахшад.**

(33) **Рӯзе, ки аз тарси дӯзах пушт гардонида, фирор мекунед. Он рӯз муҳофизатгар надоред, ки шуморо аз уқубати илоҳӣ нигаҳ дорад. Ва Аллоҳ (ч) ба ҳар ки тавфиқи ҳидоят ба имонро надиҳад, пас касе ӯро ҳидоят карда наметавонад. Зеро тавфиқи ҳидоят ба имон танҳо дар ихтиёри Аллоҳ (ч) аст.**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Бояд мӯъмин ба Худованд паноҳ барад, то аз макри душманон ҳифзаш кунад;
2. Бо мақсади ҷалби манфиат ё дур сохтани зарар пинҳон сохтани имон дуруст аст;
3. Тақдими насиҳат ба мардум аз сифатҳои аҳли имон аст.

1. Калимаи “**ваъда**” дар ояти карима ба маънои “**таҳдид ба азоб**” аст. (**Мутарҷим**)




34 Ва бешак, қабл аз Мӯсо (а) ба сӯи шумо Юсуф (а) бо далелҳои равшани исботкунандаи ягонагии Аллоҳ (ч) омад. Пас шумо аз он чи ӯ овард, то замони вафоташ пайваста дар шак ва такзиб қарор доштед. Чун вафот кард, шубҳаатон бештар шуд ва гуфтед: **"Ҳаргиз Аллоҳ (ч) баъд аз Юсуф (а) паёмбареро барнамеангезад."** Аллоҳ (ч) монанди аз ҳақ гумроҳ сохтани шумо, ҳар бандаи аз марзҳояш таҷовузкунандаи дар ягонагиаш шаковарандаро гумроҳ мегардонад.

35 Касоне, ки дар бораи оятҳои Аллоҳ (ч), бидуни он ки ба онҳо далел омада бошад ҷидол[1] мекунанд, то он оятҳоро ботил гардонанд, ин корашон назди Аллоҳ (ч) ва назди мӯъминон бағоят нафратовар ва зишт аст. Он гуна ки Аллоҳ (ч) бар қалби ин тоифаи ҷидолгарон мӯҳр ниҳодааст, ҳамин тавр бар қалби ҳар каси аз қабули ҳақ мутакаббири гарданкаш мӯҳр мениҳад.

36 Ва Фиръавн ба Ҳомони вазираш гуфт: "**Эй Ҳомон, бароям бинои баланде бисоз,[2] шояд ман ба роҳҳо бирасам,-**

37 **ба роҳҳои осмонҳо, то ба маъбуди Мӯсо, ки мегӯяд, Худои ҳақиқӣ аст, назар кунам ва шак нест, ки ман Мӯсоро дар даъвояш дурӯғгӯй мепиндорам.**" Ва ҳамин гуна ба Фиръавн зиштии амали аз Ҳомон дархост кардааш зинат дода шуд ва аз роҳи дуруст ба роҳҳои залолат баргардонида шуд. Ва яқинан макри Фиръавн оид ба талоши ғолиб сохтани ботили худ ва мағлуб сохтани ҳақиқати овардаи Мӯсо (а) ба хасорат анҷомид. Фиръавн дар нақшааш коёмб нагашт ва оқибат бадбахтии абадӣ домангираш гардид.

38 Ва марди аз хонадони Фиръавн имон оварда қавмашро насиҳат ва ба сӯи ҳақиқат далолат карда гуфт: "**Эй қавми ман, маро пайравӣ кунед, то шуморо ба сӯи роҳи дуруст раҳнамоӣ намоям.**

39 **Эй қавми ман, бешак, ин зиндагонии дунё баҳрабардорӣ аз лаззатҳои фонӣ аст. Пас набояд дунё шуморо фиреб диҳад. Ва ҳамоно охират бо неъматҳояш қароргоҳи ҷовидона аст. Модоме чунин аст, пас бо ибодат барои ободсозии охирати хештан амал кунед. Боэҳтиёт бошед, ки шуғли ҳаёти дунё охиратро аз ёдатон набарад.**

40 **Ҳар ки амали бад кунад, пас ҷуз ба мисли он чи кардааст, ҷазо дода намешавад. Аз амалҳои бадаш бештар ҷазо намебинад. Ва касоне, ки новобаста аз мард ё зан буданашон фақат ба хотири Худо амали нек анҷом медиҳанд, ба шарти он ки онҳо ба Худо ва паёмбарон имон дошта бошанд,[3] пас ин ҷамоаи соҳиби сифатҳои ҳамидаи мазкур рӯзи қиёмат вориди ҷаннат мешаванд. Худо дар ҷаннат ба онҳо неъматҳои абадиро, бидуни ҳисоб рӯзӣ месозад.-**

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Ҷидол бо мақсади ҳақ нишон додани ботил ва ботил нишон додани ҳақ хислати зишт ва аз сифатҳои гумроҳон аст;

2.Кибр соҳибашро аз пазируфтани ҳақ манъ мекунад;

3.Оқибати дасисаи кофирон нокомӣ аст;

4.Омодагӣ барои охират фарз буда, набояд шуғли дунё боиси аз ёд рафтани он гардад.

---

1. Мурод аз маънои "**ҷидол**" дар ин гуна мавридҳо он аст, ки шахс такрор ба такрор далел меорад, то муроди худро исбот ва муроди мухолифашро новобаста аз ҳақ ё ноҳақ будан ботил созад. Аммо **ҷидол** метавонад бо мақсади изҳори ҳақ низ сурат гирад. Мисоли он сураи муборакаи "**Муҷодала**" аст. (**Мутарҷим**)

2. Имом Байзовӣ (р) мегӯяд, шояд мақсади Фиръавн он буд, ки Ҳомон барои вай дар ҷойи баланд расадхона бино кунад, то аз он расадхона ситораҳои заминро мушоҳида намуда, ҳақ ё ноҳақ будани Мӯсо (а)-ро пай барад. Албатта, ин нишонаи ҷаҳолати Фиръавн буд. (**Мутарҷим**)

3. Агарчи ин ҷумла ба эътибори қоидаҳои забони арабӣ **ҷумлаи ифодагари ҳол** аст, аммо аз сабаби он ки имон шарти қабули амал ба ҳисоб рафта, ғарази оят низ расонидани ҳамин мақсад аст, онро ба маънои шарт тарҷума кардем. (**Мутарҷим**)

الحزب ٤٨

۞ وَيَٰقَوۡمِ مَا لِيٓ أَدۡعُوكُمۡ إِلَى ٱلنَّجَوٰةِ وَتَدۡعُونَنِيٓ إِلَى ٱلنَّارِ ٤١
تَدۡعُونَنِي لِأَكۡفُرَ بِٱللَّهِ وَأُشۡرِكَ بِهِۦ مَا لَيۡسَ لِي بِهِۦ
عِلۡمٞ وَأَنَا۠ أَدۡعُوكُمۡ إِلَى ٱلۡعَزِيزِ ٱلۡغَفَّٰرِ ٤٢ لَا جَرَمَ أَنَّمَا
تَدۡعُونَنِيٓ إِلَيۡهِ لَيۡسَ لَهُۥ دَعۡوَةٞ فِي ٱلدُّنۡيَا وَلَا فِي ٱلۡأٓخِرَةِ
وَأَنَّ مَرَدَّنَآ إِلَى ٱللَّهِ وَأَنَّ ٱلۡمُسۡرِفِينَ هُمۡ أَصۡحَٰبُ ٱلنَّارِ ٤٣
فَسَتَذۡكُرُونَ مَآ أَقُولُ لَكُمۡۚ وَأُفَوِّضُ أَمۡرِيٓ إِلَى ٱللَّهِۚ
إِنَّ ٱللَّهَ بَصِيرُۢ بِٱلۡعِبَادِ ٤٤ فَوَقَىٰهُ ٱللَّهُ سَيِّـَٔاتِ مَا مَكَرُواْۖ
وَحَاقَ بِـَٔالِ فِرۡعَوۡنَ سُوٓءُ ٱلۡعَذَابِ ٤٥ ٱلنَّارُ يُعۡرَضُونَ
عَلَيۡهَا غُدُوّٗا وَعَشِيّٗاۚ وَيَوۡمَ تَقُومُ ٱلسَّاعَةُ أَدۡخِلُوٓاْ ءَالَ
فِرۡعَوۡنَ أَشَدَّ ٱلۡعَذَابِ ٤٦ وَإِذۡ يَتَحَآجُّونَ فِي ٱلنَّارِ
فَيَقُولُ ٱلضُّعَفَٰٓؤُاْ لِلَّذِينَ ٱسۡتَكۡبَرُوٓاْ إِنَّا كُنَّا لَكُمۡ
تَبَعٗا فَهَلۡ أَنتُم مُّغۡنُونَ عَنَّا نَصِيبٗا مِّنَ ٱلنَّارِ ٤٧ قَالَ
ٱلَّذِينَ ٱسۡتَكۡبَرُوٓاْ إِنَّا كُلّٞ فِيهَآ إِنَّ ٱللَّهَ قَدۡ حَكَمَ
بَيۡنَ ٱلۡعِبَادِ ٤٨ وَقَالَ ٱلَّذِينَ فِي ٱلنَّارِ لِخَزَنَةِ جَهَنَّمَ
ٱدۡعُواْ رَبَّكُمۡ يُخَفِّفۡ عَنَّا يَوۡمٗا مِّنَ ٱلۡعَذَابِ ٤٩



(41) **Ва эй қавми ман, чӣ шудааст, ки ман шуморо бо фаро хондан ба имон ва амали солеҳ ба сӯи наҷот аз хасорати дунё ва охират даъват мекунам ва шумо маро бо фаро хондан ба куфру маъсият ба сӯи дӯзах даъват мекунед?!**

(42) **Шумо маро ба сӯи ботили хештан даъват мекунед, то ба Аллоҳ (ч) кофир шавам ва ба Ӯ чизеро шарик сохта, бипарастам, ки дар бораи дурустии ибодаташ илм надорам,**[1] **ва ман шуморо ба имон овардан ба Аллоҳи ҳамеша Ғолиби Бахшандаи гуноҳон даъват мекунам.**

(43) **Ҳаққо, ки он чи шумо маро ба имон овардан ва итоат кардани он даъват мекунед, на дар дунё ва на дар охират қудрати пазируфтани дуоро надошта, дар ду олам беарзиш аст**[2] **ва ночор бозгашти ҳамагии мо танҳо ба сӯи Аллоҳ (ч) аст ва бандагони бо куфру маъсият аз ҳад гузашта рӯзи қиёмат ҳамдамони дӯзаханд. Он гуна ки дӯст домани дӯсташро раҳо намекунад, ҳамин тавр ин тоифа низ аз дӯзах ҷудо намегарданд.”**

(44) Фиръавн ва атрофиёнаш насиҳат ва панди он марди мӯъминро напазируфтанд. Он марди носеҳ баъд аз ин ба онҳо гуфт: “**Дар рӯзҳои наздик он чиро ба шумо аз насиҳат пешкаш намудам, ба ёд хоҳед овард ва барои напазируфтани он пушаймон хоҳед шуд. Ва ман ҳамаи корҳои худро фақат ба Аллоҳ (ч) ҳавола мекунам. Ҳамоно Аллоҳ (ч) Бинандаи аъмоли бандагон аст.**”

(45) Пас чун онҳо нақшаи куштани он мардро кашиданд, Аллоҳ (ч) ӯро аз бадиҳои макрашон ҳифз намуд ва хонадони Фиръавнро уқубати ғарқшавӣ иҳота кард. Ӯ бо сипоҳиёнаш дар дарёи Нил ғарқ шуд.

(46) Онҳо баъд аз марг дар даруни қабр субҳ ва шом бар оташ арза мешаванд[3] ва рӯзи қиёмат фармон содир мегардад, ки: “**Пайравони Фиръавнро барои дар дунё ба Худо куфр варзидан, паёмбарони Ӯро дурӯғгӯй шумурдан ва мардумро аз роҳи илоҳӣ боздоштан вориди сахттарин азоб намоед.**”

(47) Ва эй Паёмбар, он замонеро ёд кун, ки пайравон ва пешвоёни дӯзахӣ бо ҳам даъвою кашмакаш мекунанд. Пас пайравони нотавон ба пешвоёни мутакаббирашон мегӯянд: “**Ба дурустӣ, мо дар ҳаёти дунё дар гумроҳӣ пайрави шумо будем. Пас оё ҷузъе аз ин уқубатро ба ӯҳдаи худ гирифта, онро аз мо дур месозед?!**”[4]

(48) Пешвоёни мутакаббир дар ҷавоб мегӯянд: “**Бешак, ҳамаи мо, сарфи назар аз пешво ва пайрав буданамон дар дӯзах ҳастем. Касе қудрати надорад, ки пораи уқубати каси дигарро ба зиммаи хеш бигирад. Бегумон Аллоҳ (ч) дар байни бандагон доварӣ карда, ба ҳар кас уқубати арзанда додааст.**”

(49) Ва пешвоёну пайравони гирифтори азоби оташи дӯзах чун аз он ки аз дӯзах хориҷ шаванд ва бо мақсади тавба ба дунё баргарданд ноумед мешаванд, бо хитоб ба фариштагони нигаҳбони дӯзах мегӯянд: “**Парвардигоратонро бихонед, то аз ин уқубати абадӣ ба андозаи**[5] **як рӯз онро аз мо сабук гардонад.**”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Таваккул бар Худо аҳамияти калон дорад;
2. Даъватгар ба сӯи ҳақ аз дасисаи душманон наҷот меёбад;
3. Азоби қабр тибқи ояти оиди қавми Фиръавн ёдшуда ҳақ аст;
4. Дар рӯзи қиёмат кофирон дар дӯзах ба камтарин васила чанг мезананд, то азобашон агарчи ба андозаи андак ҳам бошад, аз онҳо сабук шавад, аммо ин орзӯяшон ҷомаи амал намепӯшад.

---

1. Имом Насафӣ (р) мегӯяд, мақсад аз инкори **доштани илм** оиди дурустии ибодати маъбудҳои мушрикон, инкори маъбуд будани онҳо аст, ки лоиқи ибодат нестанд. (**Мутарҷим**)
2. Ҷумлаи “**ليس له دعوة**” дар оят назди аҳли тафсир ба маъноҳои гуногун шарҳ дода шуда аст. **Маънои якум** он чи дар матни боло омада аст, ки маъбудҳои мушрикон қудрати ба дуои ибодаткунандагон ҷавоб додан ва пазируфтани онро надоранд. Онҳо дар ҳар ду дунё беарзишанд. **Маънои дуюм** он аст, ки бутҳо на дар дунё ва на дар охират касеро ба ибодати худ даъват накардаанд ва намекунанд. Дар ҳоле ки маъбуди барҳақ бандагони боиззатеро ба мисли фариштагон ва паёмбарон ба сӯи худ мехонад ва онҳоро ба ибодаташ амр мекунад. Сипас бандагон якдигарро ба ибодати он маъбуд фаро мехонанд. (**Мутарҷим**)
3. Муфассирон оиди маънои “**арза шудани Фиръавн ва пайравонаш бар оташ**” ду раъй доранд. Як гурӯҳ бар ин назаранд, ки арзашавӣ бар оташ, сӯхта шудан бо он аст. Гурӯҳи дигар мегӯянд, балки қароргоҳашон, ки рӯзи қиёмат вориди он мегарданд, ба онҳо арза мегардад. (**Мутарҷим**)
4. Мақсад аз пурсиш умедворӣ ва маломат аст. (**Мутарҷим**)
5. Қайди “**...ба андозаи...**” барои возеҳ гаштани маънои оят аз тафсири Ҷалолайн илова шуда аст. (**Мутарҷим**)

قَالُوٓاْ أَوَلَمۡ تَكُ تَأۡتِيكُمۡ رُسُلُكُم بِٱلۡبَيِّنَٰتِۖ قَالُواْ بَلَىٰۚ
قَالُواْ فَٱدۡعُواْۗ وَمَا دُعَٰٓؤُاْ ٱلۡكَٰفِرِينَ إِلَّا فِي ضَلَٰلٍ ٥٠
إِنَّا لَنَنصُرُ رُسُلَنَا وَٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ فِي ٱلۡحَيَوٰةِ ٱلدُّنۡيَا
وَيَوۡمَ يَقُومُ ٱلۡأَشۡهَٰدُ ٥١ يَوۡمَ لَا يَنفَعُ ٱلظَّٰلِمِينَ مَعۡذِرَتُهُمۡۖ
وَلَهُمُ ٱللَّعۡنَةُ وَلَهُمۡ سُوٓءُ ٱلدَّارِ ٥٢ وَلَقَدۡ ءَاتَيۡنَا مُوسَى
ٱلۡهُدَىٰ وَأَوۡرَثۡنَا بَنِيٓ إِسۡرَٰٓءِيلَ ٱلۡكِتَٰبَ ٥٣ هُدٗى
وَذِكۡرَىٰ لِأُوْلِي ٱلۡأَلۡبَٰبِ ٥٤ فَٱصۡبِرۡ إِنَّ وَعۡدَ ٱللَّهِ
حَقّٞ وَٱسۡتَغۡفِرۡ لِذَنۢبِكَ وَسَبِّحۡ بِحَمۡدِ رَبِّكَ بِٱلۡعَشِيِّ
وَٱلۡإِبۡكَٰرِ ٥٥ إِنَّ ٱلَّذِينَ يُجَٰدِلُونَ فِيٓ ءَايَٰتِ ٱللَّهِ
بِغَيۡرِ سُلۡطَٰنٍ أَتَىٰهُمۡ إِن فِي صُدُورِهِمۡ إِلَّا كِبۡرٞ
مَّا هُم بِبَٰلِغِيهِۚ فَٱسۡتَعِذۡ بِٱللَّهِۖ إِنَّهُۥ هُوَ ٱلسَّمِيعُ
ٱلۡبَصِيرُ ٥٦ لَخَلۡقُ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضِ أَكۡبَرُ مِنۡ
خَلۡقِ ٱلنَّاسِ وَلَٰكِنَّ أَكۡثَرَ ٱلنَّاسِ لَا يَعۡلَمُونَ ٥٧
وَمَا يَسۡتَوِي ٱلۡأَعۡمَىٰ وَٱلۡبَصِيرُ وَٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ وَعَمِلُواْ
ٱلصَّٰلِحَٰتِ وَلَا ٱلۡمُسِيٓءُۚ قَلِيلٗا مَّا تَتَذَكَّرُونَ ٥٨



(50) Ва фариштагони нигаҳбони дӯзах дар посух ба дархости аҳлаш мегӯянд: **“Оё паёмбаронатон наздатон бо далелҳои возеҳ наомада буданд?!”** Кофирон мегӯянд: **“Бале, омада буданд.”** Фариштагон бо тамасхур мегӯянд: “**Модом чунин аст, пас худатон Худоро бихонед, то азобатонро сабук гардонад. Зеро мо барои кофирон шафоат намекунем.**” Ва бегумон дуои кофирон дар бутлон ва нобудӣ аст. Ба иллати он ки ба Худо кофир шудаанд, дуояшон қабул намешавад.

Чун Худо дар оятҳои гузашта қиссаи Фиръавн, оқибати кори ӯ ва пайравонаш дар дунё ва охиратро зикр кард, дар оятҳои зерин кори паёмбарону мӯъминон ва дар дунё ва охират ғолибшавии онҳоро баён намуда гуфт:

(51) Бегуфтугӯ, Мо фиристодагонамон ва мӯъминонро дар дунё бо ғолиб гардонидан ва қувват доданашон муқобили душман ва инчунин онҳоро дар охират, ки шоҳидон бармехезанд, бо дохил сохтанашон ба ҷаннат ва ворид кардани душманонашон ба ҷаҳаннам кӯмак мекунем. Рӯзи қиёмат паёмбарон, фариштагон ва мӯъминон дар маҳшаргоҳ[1] бархоста, оид ба он ки ваҳйи илоҳӣ дар дунё ба мардум расонида шуд ва умматҳо онро такзиб карданд, шоҳидӣ медиҳанд.

(52) Мо паёмбаронамон ва мӯъминонро дар рӯзе кӯмак мекунем, ки ба бандагони бо куфру маъсият бар ҷонашон ситамкарда, маъзарат хостанашон аз ситамкорӣ суд намебахшад. Ва онҳоро дар он рӯз ронда шудан аз раҳмати илоҳӣ ва онҳоро сарои бади ҷаҳаннам аст.

(53) Ва Мо бегумон ба Мӯсо (а) илме ато намудем, ки Бани Исроил бо истифода аз он ба сӯи роҳи рост ҳидоят мешуданд ва дар байнашон Тавротро насл ба насл ба мерос гузоштем-

(54) Мо ин корро ба хотири раҳнамой ба сӯи роҳи дуруст ва панде барои соҳибони ақли солим кардем.[2]

(55) Эй Паёмбар, дар баробари такзиб ва озори қавмат сабр бикун. Ҳамоно ваъдаи Аллоҳ (ч) бароят оид ба пирӯз гаштан ва аз сӯи Аллоҳ (ч) мадад гирифтан ҳақ мебошад. Ва барои гуноҳат омурзиш бихоҳ[3] ва дар аввал ва охири рӯз Парвардигоратро аз ҳама айбу нуқсон ба покӣ ёд намо ва Ӯро ситоиш бигӯ.

(56) Бешак, касоне, ки дар бораи оятҳои Аллоҳ (ч), бидуни ба онҳо омадани ҳуҷҷат ҷидол мекунанд, то оятҳоро ботил гардонанд, бегумон дар қалбашон кибрест, ки онҳоро водор месозад, то бо ҷидоли беасос ҳақро зертобеи худ созанд ва онҳо ҳаргиз ба ин хостаашон, ки ҳақ дар зери амрашон қарор гирад, намерасанд. Пас эй Паёмбар, ба Аллоҳ (ч) паноҳ бибар. Ба дурустӣ, Ӯ Шунавандаи гуфтори бандагон, Бинандаи кирдори онҳо аст. Ҳеҷ сухан ва амалашон аз Ӯ махфӣ набуда, ҳатман дар бадали он подошашон медиҳад.

(57) Яқинан офаридани осмонҳову замин аз рӯи азамату паҳноварӣ аз офаридани мардум бузургтар аст. Он Зоте, ки осмонҳо ва заминро бо вуҷуди азамату вусъаташон офаридааст, қудрати аз нав зиндасозии мурдагонро дорад, то ба онҳо подоши амалҳояшонро бидиҳад. Вале аксари мардум ин ҳақиқатро намедонанд ва аз ин паёми офариниши осмонҳову замин дарк намекунанд, ки растохези мурдагон дар қиёмат ҳақиқат аст, то панд бигиранд.

(58) Ва бино бо нобино яксон нест ва инчунин он касоне, ки ба Худо ва фиристодагонаш имон овардаанд ва аъмоли шоиста анҷом додаанд бо касе, ки аз сабаби доштани эътиқоди фосид ва содир кардани гуноҳ бадкорӣ мекунад, яксон нестанд. Бешубҳа, шумо андак панд мегиред. Чунки агар панд мегирифтед, фарқи байни ин ду гурӯҳро мефаҳмидед ва саъй менамудед, ки барои касби ризои илоҳӣ аз мӯъминони боамал бошед.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Нусрати паёмбарон ва мӯъминон қонуни доимии илоҳӣ аст;
2.Маъзаратхоҳии золим дар рӯзи қиёмат суд надорад;
3.Сабр дар рӯёрӯӣ бо ботил дорои аҳамият мебошад;
4.Офариниши осмонҳо ва замин бурҳони ҳақиқати растохез аст. Чунки Зоте, ки ин махлуқоти бузургро офаридааст, қудрати аз нав зинда охтани дигар мавҷудотро низ дорад.

---

1. Мурод аз бархостани шоҳидон дар ин оят бархостанашон дар майдони маҳшар аст. (**Мутарҷим**)
2. Калимаҳои “هدى” ва “ذكرى” аз лиҳози қоидаи забони арабӣ метавонад баёнгари иллат ва низ ифодагари ҳол бошад. Банда дар тарҷума маънои иллатро истифода намудам. (**Мутарҷим**)
3. Як идда муфассирон бар ин назаранд, ки мурод аз ин қавли Худо гуноҳони уммат аст. Яъне, аз Худо дар ҳаққи уммати хеш омурзиш бихоҳ. Инчунин Имом Ибни Касир (р) мегӯяд, ин амр тарғиби уммат ба омурзиш хостан аз гуноҳон аст. Баъзеи дигар мӯътақиданд, ки калимаи гуноҳ дар ин оят ба маънои лағжишҳо аст. Корҳое, ки нисбат ба оммаи мардум оддӣ ба ҳисоб меравад, шоистаи паёмбарон нест ва бояд аз он истиғфор кунанд. (**Мутарҷим**)

إِنَّ السَّاعَةَ لَآتِيَةٌ لَّا رَيْبَ فِيهَا وَلَٰكِنَّ أَكْثَرَ النَّاسِ
لَا يُؤْمِنُونَ ٥٩ وَقَالَ رَبُّكُمُ ادْعُونِي أَسْتَجِبْ لَكُمْ
إِنَّ الَّذِينَ يَسْتَكْبِرُونَ عَنْ عِبَادَتِي سَيَدْخُلُونَ جَهَنَّمَ
دَاخِرِينَ ٦٠ اللَّهُ الَّذِي جَعَلَ لَكُمُ اللَّيْلَ لِتَسْكُنُوا
فِيهِ وَالنَّهَارَ مُبْصِرًا إِنَّ اللَّهَ لَذُو فَضْلٍ عَلَى النَّاسِ وَلَٰكِنَّ
أَكْثَرَ النَّاسِ لَا يَشْكُرُونَ ٦١ ذَٰلِكُمُ اللَّهُ رَبُّكُمْ
خَالِقُ كُلِّ شَيْءٍ لَّا إِلَٰهَ إِلَّا هُوَ فَأَنَّىٰ تُؤْفَكُونَ ٦٢
كَذَٰلِكَ يُؤْفَكُ الَّذِينَ كَانُوا بِآيَاتِ اللَّهِ يَجْحَدُونَ ٦٣
اللَّهُ الَّذِي جَعَلَ لَكُمُ الْأَرْضَ قَرَارًا وَالسَّمَاءَ بِنَاءً
وَصَوَّرَكُمْ فَأَحْسَنَ صُوَرَكُمْ وَرَزَقَكُم مِّنَ
الطَّيِّبَاتِ ذَٰلِكُمُ اللَّهُ رَبُّكُمْ فَتَبَارَكَ اللَّهُ رَبُّ
الْعَالَمِينَ ٦٤ هُوَ الْحَيُّ لَا إِلَٰهَ إِلَّا هُوَ فَادْعُوهُ مُخْلِصِينَ
الحزب ٤٨ لَهُ الدِّينَ الْحَمْدُ لِلَّهِ رَبِّ الْعَالَمِينَ ٦٥ * قُلْ إِنِّي
نُهِيتُ أَنْ أَعْبُدَ الَّذِينَ تَدْعُونَ مِن دُونِ اللَّهِ لَمَّا جَاءَنِيَ
الْبَيِّنَاتُ مِن رَّبِّي وَأُمِرْتُ أَنْ أُسْلِمَ لِرَبِّ الْعَالَمِينَ ٦٦



(59) Бешак, қиёмат, ки он рӯз мурдагон барои бозҷӯӣ ва гирифтани подош зинда сохта мешаванд, ногузир омаданист, дар омаданаш шак нест. Валекин бештари мардум ба омадани қиёмат имон намеоранд ва бинобар ин, омодагӣ намебинанд.
(60) Ва эй мардум, Парвардигоратон мегӯяд: "**Ягона Маро ибодат кунед ва ҳоҷати худро фақат аз Ман хоҳед,**[1] **то дуоятонро қабул кунам ва шуморо мавриди афв ва раҳматам қарор диҳам. Ҳамоно он касоне, ки аз танҳо Маро парастидан худро бузург ҳисобида, кибр меварзанд, рӯзи қиёмат ба дӯзах хору зор хоҳанд даромад.**"
(61) Аллоҳ (ч) Он Зотест, ки шабро барои шумо торик сохт, то дар он ором бигиред ва истироҳат кунед ва рӯзро равшан сохт, то машғули кор бишавед. Ҳамоно Аллоҳ (ч) бар мардум Соҳиби лутфи азим аст. Чунки ба онҳо неъматҳои ошкору ниҳонашро ато намудааст. Валекин бештари онҳо дар бадали ин неъматҳо шукри Ӯро ба ҷо намеоранд.
(62) Ин Аллоҳи Соҳибнеъмати Парвардигори шумо, Офаридгори ҳама мавҷудот аст. Ягона Офаридгор Ӯст. Ҷуз Ӯ маъбуди барҳақ вуҷуд надорад. Модом чунин аст, пас чи тавр шумо аз ибодати Аллоҳи Ягона ба парастиши мавҷудоте, ки аз расонидани фоида ва зарар оҷизанд, бармегардед?!
(63) Чунончи ин ҷамоа аз имон ва ибодати Аллоҳ (ч) баргардонда шуданд, ҳамин гуна касоне, ки аломатҳои нишондиҳандаи ягонагии Аллоҳ (ч)-ро инкор мекарданд, дар ҳар замон ва макон аз имон ва ибодат баргардонда мешаванд ва тавфиқи ҳидоят ба ҳақро намеёбанд.
(64) Эй мардум, Он Худое, ки заминро барои шумо ҷои истиқомат ва қароргоҳ гардонид ва осмонро дорои бинои устувори аз афтодан ба замин маҳфуз гардонид ва дар бачадони модаронатон сурати шуморо кашид, пас суратҳоятонро зебо сохт ва ба шумо аз таомҳои поки лазиз рӯзӣ дод. Ин Соҳиби неъматҳо, Аллоҳи Парвардигори шумо аст. Пас Аллоҳи Парвардигори тамоми махлуқот Боазамат ва Соҳиби хайру эҳсони зиёд аст. Ғайр аз Ӯ Парвардигоре нест.
(65) Аллоҳ (ч) Парвардигори ҳамеша Зиндаи Намиранда аст. Ҷуз Ӯ маъбуди барҳақ нест. Пас ягона Ӯро ибодат кунед ва танҳо аз Ӯ ҳоҷат хоҳед, ибодат ва ҳоҷат хостани худро холис барои Ӯ қарор диҳед ва аз ширк бипарҳезед. Ҳамаи ситоишҳои забонӣ ва амалӣ махсус ва лоиқи Аллоҳи Парвардигори махлуқот аст.
(66) Эй Паёмбар, бигӯ: "**Ҳамоно вақте ба ман далелҳои ақлӣ ва нақлии равшан оид ба бутлони ибодати маъбудҳои сунъии шумо омад, Аллоҳ (ч) маро аз ибодати он бутҳои аз расонидани фоида ва зарар нотавон, ки шумо онҳоро ба ҷои Ӯ мепарастед, қатъан манъ кард.**[2] **Ва инчунин Аллоҳ (ч) ба ман фармон додааст, ки бо ибодат танҳо таслиму мутеи Парвардигори кулли халоиқ бошам. Халоиқ ҷуз Ӯ Парвардигор надоранд.**"

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Хостани ҳоҷатҳое, ки танҳо Худо қудрати атои онро дорад, дар доираи ибодат дохил аст. Паёмбар (с) мегӯянд: "**Дуо айнан ибодат аст**";[3]
2.Неъматҳои Худо аз бандагон шукргузориро тақозо мекунад;
3.Аллоҳ (ч) Дорои сифати ҳаёт аст;
4.Ихлос яке аз ду шарти асосии қабулшавии ибодат мебошад.

1. Феъли фармоишии "**ادعوني**" дар ин оят шомили маънои **ибодат** ва **дуои хостани ҳоҷат** аст. (**Мутарҷим**)
2. Мурод аз ин ҷумла ба сурати киноя манъ кардани мушрикон аз бутпарастӣ аст. (**Мутарҷим**)
3. Ҷумлаи "**Дуои айни ибодат аст**" ҳадиси Паёмбар (с) буда, Имом Абӯдовуд (р) онро дар Сунани худ ривоят карда аст. Ин ҷумла дар китоб ба сурати каломи муаллифон дарҷ гашта буд ва банда онро ба сурати ривояти Расули акрам (с) тарҷума кардам. (**Мутарҷим**)

هُوَ ٱلَّذِي خَلَقَكُم مِّن تُرَابٖ ثُمَّ مِن نُّطۡفَةٖ ثُمَّ مِنۡ عَلَقَةٖ ثُمَّ
يُخۡرِجُكُمۡ طِفۡلٗا ثُمَّ لِتَبۡلُغُوٓاْ أَشُدَّكُمۡ ثُمَّ لِتَكُونُواْ شُيُوخٗاۚ
وَمِنكُم مَّن يُتَوَفَّىٰ مِن قَبۡلُۖ وَلِتَبۡلُغُوٓاْ أَجَلٗا مُّسَمّٗى وَلَعَلَّكُمۡ
تَعۡقِلُونَ ٦٧ هُوَ ٱلَّذِي يُحۡيِۦ وَيُمِيتُۖ فَإِذَا قَضَىٰٓ أَمۡرٗا فَإِنَّمَا
يَقُولُ لَهُۥ كُن فَيَكُونُ ٦٨ أَلَمۡ تَرَ إِلَى ٱلَّذِينَ يُجَٰدِلُونَ
فِيٓ ءَايَٰتِ ٱللَّهِ أَنَّىٰ يُصۡرَفُونَ ٦٩ ٱلَّذِينَ كَذَّبُواْ بِٱلۡكِتَٰبِ
وَبِمَآ أَرۡسَلۡنَا بِهِۦ رُسُلَنَاۖ فَسَوۡفَ يَعۡلَمُونَ ٧٠ إِذِ ٱلۡأَغۡلَٰلُ
فِيٓ أَعۡنَٰقِهِمۡ وَٱلسَّلَٰسِلُ يُسۡحَبُونَ ٧١ فِي ٱلۡحَمِيمِ
ثُمَّ فِي ٱلنَّارِ يُسۡجَرُونَ ٧٢ ثُمَّ قِيلَ لَهُمۡ أَيۡنَ مَا كُنتُمۡ
تُشۡرِكُونَ ٧٣ مِن دُونِ ٱللَّهِۖ قَالُواْ ضَلُّواْ عَنَّا بَل لَّمۡ نَكُن
نَّدۡعُواْ مِن قَبۡلُ شَيۡـٔٗاۚ كَذَٰلِكَ يُضِلُّ ٱللَّهُ ٱلۡكَٰفِرِينَ ٧٤
ذَٰلِكُم بِمَا كُنتُمۡ تَفۡرَحُونَ فِي ٱلۡأَرۡضِ بِغَيۡرِ ٱلۡحَقِّ وَبِمَا كُنتُمۡ
تَمۡرَحُونَ ٧٥ ٱدۡخُلُوٓاْ أَبۡوَٰبَ جَهَنَّمَ خَٰلِدِينَ فِيهَاۖ فَبِئۡسَ مَثۡوَى
ٱلۡمُتَكَبِّرِينَ ٧٦ فَٱصۡبِرۡ إِنَّ وَعۡدَ ٱللَّهِ حَقّٞۚ فَإِمَّا نُرِيَنَّكَ
بَعۡضَ ٱلَّذِي نَعِدُهُمۡ أَوۡ نَتَوَفَّيَنَّكَ فَإِلَيۡنَا يُرۡجَعُونَ ٧٧



(67) Ӯ Зотест, ки Падаратон Одамро аз хок офарид. Сипас шуморо аз оби нутфа, сипас аз хуни баста халқ кард. Баъдан шуморо аз батни модаронатон тифл берун овард, сипас шуморо боқӣ мегузорад, то ба синни[1] камоли нерӯи баданатон бирасед, баъд аз расидан ба ин синну сол шуморо боқӣ мегузорад, то солманд бишавед. Ва баъзеатон пеш аз ин мефавтад. Ва Худо чунин мекунад, то ҳаёт бинед ва ба мӯҳлати дар илми Ӯ маълум, ки каму зиёд намешавад, бирасед ва то ақлатонро кор фармуда, ин далелҳои равшанро бифаҳмед ва имон биёред.

(68) Ӯ ягона Зотест, ки ба ҳар ки хоҳад, ҳаёт мебахшад ва ҳар киро хоҳад, мемиронад. Пас вақте ки циреро ҳукм кунад, ба он "**Ҳаст шав**" мегӯяд, он баъди фармон зуд ба вуҷуд меояд.

(69) Эй Паёмбар, оё касонеро, ки дар бораи оятҳои Аллоҳ (ҷ) ҷидол намуда, оятҳоро бо вуҷуди он ки ошкор бар ягонагӣ ва қудрати илоҳӣ далолат мекунанд, дурӯғ дониста, чӣ гуна аз ҳақиқат рӯй мегардонанд, надидӣ?![2]

(70) Он касоне, ки Қуръон ва он ҳақиқатеро, ки паёмбаронамонро бо он фиристодем, дурӯғ донистанд. Пас ин гурӯҳи ҷидолкунандагони таксибгар оқибати ҷидоли ноҳақ ва таксибашонро хоҳанд донист ва хотимаи бади хешро бо чашми сар хоҳанд дид.

(71) Ҷидолкунандагони таксибгар замоне оқибати зишти ин амали хешро хоҳанд донист, ки завлонаҳо дар гарданҳояшон ва занҷирҳо дар пойҳояшон аз ҷониби нигаҳбонони ҷаҳаннам кашон-кашон сӯи азоби дӯзах бурда мешаванд.

(72) Онҳо сӯи оби бағоят пурҳарорат кашида шуда, сипас дар оташ афрӯхта мешаванд.

(73) Сипас сарзанишкунон ба онҳо гуфта мешавад: "**Маъбудҳои сунъие, ки шумо онҳоро дар ибодат шарики Худо қарор медодед, куҷоянд?!-**

(74) **Бутҳое, ки ба ҷои Худо мепарастидед, ҳол он ки ба шумо зарар ва фоида расонида наметавонистанд?!**" Кофирон дар посух мегӯянд: "**Он маъбудҳоямон аз мо нопадид гаштаанд. Бинобар ин, имрӯз онҳоро намебинем. Балки дар дунё чизи лоиқи ибодатро намепарастидем.**" Худо ба монанди гумроҳ сохтани ин ҷамоа дар ҳар замон ва макон кофиронро аз роҳи дуруст гумроҳ месозад.

(75) Ба онҳо гуфта мешавад: "**Ин азобатон ба сабаби он аст, ки шумо дар замин аз ширк овардани хеш ноҳақ шодӣ менамудед ва дар шодӣ бо кибру ғуруру фахрфурӯшӣ аз ҳад мегузаштед.-**

(76) **Аз дарҳои дӯзах дароед, дар ҳоле онҷо абадӣ мемонед. Пас қароргоҳи шахсони аз қабули ҳақ кибрварзида чӣ қадар бад аст!**"

(77) Эй Паёмбар, модом ки оқибати мушрикон чунин аст, пас дар баробари озор ва таксиби қавмат сабр бикун. Ҳамоно ваъдаи Аллоҳ (ҷ) ҳақ буда, дар таҳаққуқ ёфтани он ҳеҷ шакке нест. Пас агар баъзе аз он азоберо, ки ба онҳо ваъда[3] медиҳем, ба ту дар зиндагиат нишон диҳем, он гуна ки дар ҷанги Бадр сурат гирифт ё туро қабл аз нишон додани азобашон бимиронем, пас рӯзи қиёмат танҳо ба сӯи Мо баргардонида мешаванд. Он рӯз барояшон ҷазои муносиб дода, эшонро ба ҷаҳаннам медарорем.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Риоя кардани усули "**қадам ба қадам**" дар офариниш қонуни илоҳист, то мардум аз он дар зиндагии худ истифода баранд;

2.Шодмонӣ бо ботил амали зишт аст;

3.Сабр дар ҳаёт, хусусан барои даъватгарон аҳамияти зиёд дорад.

1. Синни камоли нерӯи бадан аз сӣ то чил солагӣ аст. (**Мутарҷим**)
2. Мақсад аз ин пурсиш ба ҳайрат андохтани мухотаб аз кори тоифаи мазкур аст. (**Мутарҷим**)
3. Калимаи "**ваъда**" чунончи дар яке аз ҳошияҳои собиқ қайд намудем, ба маънои "**таҳдид**" аст. (**Мутарҷим**)

وَلَقَدۡ أَرۡسَلۡنَا رُسُلٗا مِّن قَبۡلِكَ مِنۡهُم مَّن قَصَصۡنَا عَلَيۡكَ
وَمِنۡهُم مَّن لَّمۡ نَقۡصُصۡ عَلَيۡكَۗ وَمَا كَانَ لِرَسُولٍ أَن يَأۡتِيَ
بِـَٔايَةٍ إِلَّا بِإِذۡنِ ٱللَّهِۚ فَإِذَا جَآءَ أَمۡرُ ٱللَّهِ قُضِيَ بِٱلۡحَقِّ وَخَسِرَ
هُنَالِكَ ٱلۡمُبۡطِلُونَ ٧٨ ٱللَّهُ ٱلَّذِي جَعَلَ لَكُمُ ٱلۡأَنۡعَٰمَ
لِتَرۡكَبُواْ مِنۡهَا وَمِنۡهَا تَأۡكُلُونَ ٧٩ وَلَكُمۡ فِيهَا مَنَٰفِعُ
وَلِتَبۡلُغُواْ عَلَيۡهَا حَاجَةٗ فِي صُدُورِكُمۡ وَعَلَيۡهَا وَعَلَى
ٱلۡفُلۡكِ تُحۡمَلُونَ ٨٠ وَيُرِيكُمۡ ءَايَٰتِهِۦ فَأَيَّ ءَايَٰتِ ٱللَّهِ
تُنكِرُونَ ٨١ أَفَلَمۡ يَسِيرُواْ فِي ٱلۡأَرۡضِ فَيَنظُرُواْ كَيۡفَ
كَانَ عَٰقِبَةُ ٱلَّذِينَ مِن قَبۡلِهِمۡۚ كَانُوٓاْ أَكۡثَرَ مِنۡهُمۡ وَأَشَدَّ
قُوَّةٗ وَءَاثَارٗا فِي ٱلۡأَرۡضِ فَمَآ أَغۡنَىٰ عَنۡهُم مَّا كَانُواْ يَكۡسِبُونَ
٨٢ فَلَمَّا جَآءَتۡهُمۡ رُسُلُهُم بِٱلۡبَيِّنَٰتِ فَرِحُواْ بِمَا عِندَهُم مِّنَ
ٱلۡعِلۡمِ وَحَاقَ بِهِم مَّا كَانُواْ بِهِۦ يَسۡتَهۡزِءُونَ ٨٣ فَلَمَّا رَأَوۡاْ
بَأۡسَنَا قَالُوٓاْ ءَامَنَّا بِٱللَّهِ وَحۡدَهُۥ وَكَفَرۡنَا بِمَا كُنَّا بِهِۦ
مُشۡرِكِينَ ٨٤ فَلَمۡ يَكُ يَنفَعُهُمۡ إِيمَٰنُهُمۡ لَمَّا رَأَوۡاْ بَأۡسَنَاۖ سُنَّتَ
ٱللَّهِ ٱلَّتِي قَدۡ خَلَتۡ فِي عِبَادِهِۦۖ وَخَسِرَ هُنَالِكَ ٱلۡكَٰفِرُونَ ٨٥



(78) Ва эй Паёмбар, ба дурустӣ, Мо қабл аз ту паёмбарони зиёдеро сӯи қавмашон фиристодем. Онҳо аз ҷониби қавмашон мавриди озор ва таксиб қарор гирифтанд. Аммо дар баробари таксиб ва озорҳо сабр карданд. Мо аз он паёмбарон хабари баъзеашонро ба ту қисса кардаем ва аз онҳо хабари баъзеи дигарашонро ба ту қисса накардаем. Ва ҳеҷ паёмбаре ҳақ надошт, ки ба мардум аз назди худ мӯъҷизае орад, ҷуз бо хости илоҳӣ. Бинобар ин, пешниҳоди кофирон ба паёмбаронашон оиди овардани мӯъҷиза зулм маҳсуб мешавад. Пас чун амри Аллоҳ (ч) вобаста ба фатҳ ё қазоват байни паёмбарон ва қавмашон биёяд, Ӯ дар байнашон одилона қазоват мекунад. Кофирон ҳалок гардонида шуда, паёмбарон наҷот меёбанд. Ва ботилкорон ба иллати он ки дар дунё кофир буданд, дар он саҳнаи қазовати байни бандагон ҷонашонро ба ҳалокат афканда, зиёни бузург мебинанд.

(79) Аллоҳ (ч) Зотест, ки барои шумо шутуру гову гӯсфанду бузро офарид, то бар баъзеашон савор шавед ва аз гӯшти баъзеи дигарашон бихӯред.

(80) Ва барои шумо дар ин махлуқот фоидаҳои зиёди дар ҳар асру замон навин аст. Ва Худо ин чаҳорпоёнро бароятон офарид, то аз ин роҳ ба ҳоҷатҳои дили хештан бирасед[1] ва дар хушкӣ бар рӯи баъзеи ин чаҳорпоён ва дар баҳр бар рӯи киштиҳо бардошта мешавед.

(81) Ва Худо нишонаҳои Худро, ки бар ягонагию қудраташ далолат мекунад, ба шумо нишон медиҳад. Пас аз нишонаҳои Аллоҳ (ч) кадом якеашро инкор мекунед, дар ҳоле ки аломати ягонагию қудрати илоҳӣ будани онро медонед?!

(82) Оё ин таксибгарон дар замин сайру саёҳат накарданд, то дар бораи чӣ гуна сурат гирифтани оқибати кори умматҳои қабл аз онҳо гузашта андеша намоянд ва ибрат гиранд?! Умматҳои гузашта аз ин мушрикон аз лиҳози шумора бештар ва аз лиҳози нерӯи ҷисмонӣ бузургтар ва аз лиҳози асарҳои меъморӣ дар замин намоёнтар буданд. Пас чун уқубати илоҳӣ ба сурођашон омад, он дороӣ ва нерӯе, ки дар дунё касб мекарданд, аз онҳо уқубатро бартараф сохта натавонист.

(83) Пас, чун паёмбарони Худо ба онҳо далелҳои равшан оварданд, онро таксиб намуданд ва ба илми хеш,[2] ки мухолиф ба ваҳйи овардаи фиристодагони Парвардигор буд, розӣ ва хушнуд шуданд ва онҳоро уқубате иҳота сохт, ки вақте паёмбарон эшонро аз он метарсониданд, онро масхара менамуданд.

(84) Пас, вақте уқубати Моро диданд, эътироф карда гуфтанд: "**Мо ба Аллоҳи Ягона имон овардем ва ба бутҳоямон, ки шарики Худо қарорашон медодем, кофир шудем.**"

(85) Пас, вақте ки онҳо уқубати Моро мушоҳида кунанд, имонашон судашон намерасонад. Бегумон Аллоҳ (ч) ин қонунро муқаррар карда, он дар бораи бандагонаш гузаштааст, ки имон ҳангоми мушоҳидаи азоб ба соҳибаш манфиат намебахшад. Ва кофирон вақти нозилшавии уқубат, аз сабаби кофир шудан ва тавба накарданашон бар ҷонашон зиён расондаанд.

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Худо ғайри паёмбарони дар Қуръон ёдшуда паёмбарони дигар низ дорад, ки мо ба ҳамаи онҳо имон дорем;

2.Яке аз неъматҳои илоҳӣ он аст, ки аломатҳои далолаткунанда бар ваҳдонияташро баён месозад;

3.Хушҳолӣ бо ботил хатарнок буда, нисбат ба соҳибаш фарҷоми бад дорад;

4.Имон ҳангоми мушоҳидаи азоби ҳалокатовар фоида надорад.

1. Мурод аз "**ҳоҷатҳои дил**" бор кардани борҳои гарон бар чаҳорпоёни мазкур ва бурдани он ба ҷои зарурӣ, аз онҳо ҳамчун маркаби саворӣ истифода бурда, ба сарзаминҳои дурдаст расидан ва ғайра аст. (**Мутарҷим**)

2. Яъне, маълумоте, ки аз гузаштагони гумроҳи худ ва файласуфони даҳрӣ гирифта буданд, ба он розӣ шуда, шодмонӣ менамуданд ва ваҳйи фиристодагони Худоро тамасхур мекарданд. Баъзе аз муфассирон мегӯянд, мурод аз илм дар ин оят дониши дунявӣ аст, ки мағрури он шуда, худро аз ваҳй бениёз меҳисобиданд. Он гуна ки имрӯз айни ҳамин эътиқод дар доираҳои файласуфони даҳрӣ мавҷуд аст. (**Мутарҷим**)

سُورَةُ فُصِّلَتْ — ترتيبها ٤١ — آياتها ٥٤

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

حمٓ ١ تَنزِيلٞ مِّنَ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ ٢ كِتَٰبٞ فُصِّلَتۡ ءَايَٰتُهُۥ
قُرۡءَانًا عَرَبِيّٗا لِّقَوۡمٖ يَعۡلَمُونَ ٣ بَشِيرٗا وَنَذِيرٗا فَأَعۡرَضَ أَكۡثَرُهُمۡ
فَهُمۡ لَا يَسۡمَعُونَ ٤ وَقَالُواْ قُلُوبُنَا فِيٓ أَكِنَّةٖ مِّمَّا تَدۡعُونَآ إِلَيۡهِ
وَفِيٓ ءَاذَانِنَا وَقۡرٞ وَمِنۢ بَيۡنِنَا وَبَيۡنِكَ حِجَابٞ فَٱعۡمَلۡ إِنَّنَا عَٰمِلُونَ
٥ قُلۡ إِنَّمَآ أَنَا۠ بَشَرٞ مِّثۡلُكُمۡ يُوحَىٰٓ إِلَيَّ أَنَّمَآ إِلَٰهُكُمۡ إِلَٰهٞ وَٰحِدٞ
فَٱسۡتَقِيمُوٓاْ إِلَيۡهِ وَٱسۡتَغۡفِرُوهُۗ وَوَيۡلٞ لِّلۡمُشۡرِكِينَ ٦ ٱلَّذِينَ
لَا يُؤۡتُونَ ٱلزَّكَوٰةَ وَهُم بِٱلۡأٓخِرَةِ هُمۡ كَٰفِرُونَ ٧ إِنَّ ٱلَّذِينَ
نصف الحزب ٤٨ ءَامَنُواْ وَعَمِلُواْ ٱلصَّٰلِحَٰتِ لَهُمۡ أَجۡرٌ غَيۡرُ مَمۡنُونٖ ٨ ۞ قُلۡ أَئِنَّكُمۡ
لَتَكۡفُرُونَ بِٱلَّذِي خَلَقَ ٱلۡأَرۡضَ فِي يَوۡمَيۡنِ وَتَجۡعَلُونَ لَهُۥٓ أَندَادٗاۚ
ذَٰلِكَ رَبُّ ٱلۡعَٰلَمِينَ ٩ وَجَعَلَ فِيهَا رَوَٰسِيَ مِن فَوۡقِهَا
وَبَٰرَكَ فِيهَا وَقَدَّرَ فِيهَآ أَقۡوَٰتَهَا فِيٓ أَرۡبَعَةِ أَيَّامٖ سَوَآءٗ
لِّلسَّآئِلِينَ ١٠ ثُمَّ ٱسۡتَوَىٰٓ إِلَى ٱلسَّمَآءِ وَهِيَ دُخَانٞ فَقَالَ
لَهَا وَلِلۡأَرۡضِ ٱئۡتِيَا طَوۡعًا أَوۡ كَرۡهٗا قَالَتَآ أَتَيۡنَا طَآئِعِينَ ١١

٤٧٧

## СУРАИ “ФУССИЛАТ”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ЧИЛУ ЯКУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
## ДОРОИ ПАНҶОВУ ЧОР ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Бо зикри он ки Қуръон Китоби барҳақ буда, оқибати инкори он ниҳоят хатарнок аст, дармон кардани бандагоне, ки аз раҳнамоиҳои ин Китоб рӯй мегардонанд.

### Тафсир:

1 “**Ҳо. Мим**” Дар оғози сураи Бақара сухан оиди тафсири оятҳои шабеҳи ин ҳуруф гузаштааст.
2 Ин Қуръон аз сӯи Аллоҳи бағоят Бахшандаи Меҳрубон нозил шудааст.
3 Қуръон Китобест, ки оятҳояш бо забони арабӣ барои аҳли илм ва андеша[1] муфассал ва равшан баён карда шудааст.

Дар ин оят хос гардонидани аҳли илму назар ба хотири он аст, ки маҳз ҳамин тоифа аз маонӣ ва раҳнамоиҳои он баҳра мебаранд.

4 Китобе, ки муждарасони мӯъминон ба биҳишт ва бимдиҳандаи кофирон аз дӯзах аст. Пас бештари мардум аз раҳнамоиҳои он рӯй тофтанд. Дар натиҷа[2] онҳо ҳидоятҳои Қуръонро барои пазируфтанаш намешунаванд.
5 Ва мегӯянд: “**Дилҳоямон аз он чи моро ба сӯи он мехонӣ, бо пӯшишҳо пӯшонида шуда, даъвататро намефаҳмад ва дар гӯшҳои мо вазнинӣ буда, даъвататро намешунавад ва байни мо ва байни ту парда қарор дорад, барои ҳамин суханонат ба мо намерасад. Пас ту бо равиши худ кор кун ва мо бо равиши худ кор мекунем. Мо ҳеҷ гоҳ тобеи роҳи ту намешавем.**”
6 Эй Паёмбар, ба ин тоифаи саркаш бигӯ: “**Ҳамоно ман мисли шумо одамӣ ҳастам. Фарқи ман аз шумо дар он аст, ки ба ман аз сӯи Аллоҳ (ҷ) ваҳй мешавад, ки маъбуди ҳақиқии шумо, Маъбуди Ягона аст**. **Модоме чунин аст, пас роҳи рости ба Ӯ васлкунандаро бипаймоед ва аз Ӯ талаби омурзиши гуноҳонатонро бикунед. Ва ҳалокату уқубат бар бандагоне, ки ба Аллоҳ (ҷ) ширк меоранд,-**
7 **бандагоне, ки закоти молашонро намепардозанд**[3] **ва онҳо ба охират ва неъмату азоби он кофиранд.**”
8 Ҳамоно он бандагоне, ки ба Аллоҳ (ҷ) ва фиристодагонаш имон меоранд ва амалҳои шоиста мекунанд, барои онҳо подоши ҷовидонаи ногусастании ҷаннат аст.
9 Эй Паёмбар, мушриконро бо сарзаниш бигӯ: “**Оё шумо ба он Зоте, ки заминро дар ду рӯз (якшанбе ва душанбе) офарид, кофир мегардед ва ба Ӯ дар ибодат анбозҳо қарор медиҳед?! Он Холиқи Воломақом Парвардигори тамоми махлуқот аст.**”
10 Ва Ӯ дар замин аз болои он кӯҳҳои устуворро падид овард, то замин ба ларза наояд ва дар замин бо неъматҳои фаровон баракат дод ва дар он ғизоҳои мардумон ва дигар ҳайвонотро дар тамомии чор рӯз андозагирӣ ва тақсим кард, чор рӯзи баробари бекаму зиёд, барои он касоне, ки дар бораи офариниши замин ва мавҷудоти он мепурсанд. Рӯзи якшанбе ва душанбе замин халқ шуд, рӯзи сешанбе ва чоршанбе ғизоҳо андозагирӣ ва тақсим гардид.
11 Сипас, Аллоҳ (ҷ) қасди офариниши осмонро намуд, ҳол он ки осмон он вақт мисли дуд буд. Пас ба осмон ва замин гуфт: “**Ихтиёран ё иҷборан тобеи фармони Ман гардед.**[4] **Шумо ҷуз ин чораи дигар надоред!**” Осмон ва замин гуфтанд:[5] “**Мо дар ҳоли фармонбардорӣ наздат омадем. Парвардигоро, мо ягона мутеи иродаи Ту ҳастем.**”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Истифода набурдани кофирон аз василаҳои ҳидоят маънои дар куфр боқӣ мондани онҳоро дорад;
2.Закот мақоми баланд дошта, яке аз аркони асосии дини Ислом маҳсуб мешавад;
3.Ҳамаи коинот ихтиёран таслими Худо ҳастанд.

1. Ибораи “**...барои аҳли дониш ва назар**” тарҷумаи матни арабии “**يعلمون لقوم**” аст. Банда бо истифода аз тафсири Байзовӣ, Ҷалолайн (р) ва ғайра онро ба сурати дар матн дарҷшуда тарҷума намудам. Яъне, пешоянди “ل” дар “**يعلمون لقوم**” ба феъли “**فصلت**” тааллуқ дорад. Инҷо вобаста ба таҳлили наҳвии оят назарҳои дигар низ мавҷуд аст. (**Мутарҷим**)

2. Тоҳир ибни Ошур (р) ҳарфи “**ف**”-ро дар ин оят **тафреӣ** мегӯяд. Аз ин рӯ, дар тарҷума қайди “**Дар натиҷа**”-ро овардам. (**Мутарҷим**)

3. Баъзе аз муфассирон бар ин назаранд, ки “**закот**” дар ин оят ба маънои “**тазкия**” (**поксози**)-и нафс аст. Зеро ин сура дар Макка нозил шуда аст ва закот дар Мадина фарз гашта буд. Аз ҷумла Имом Ибни Касир (р) ҳамин раъйро баргузида аст. Аммо назди аҳли таҳқиқ, асли закот бидуни таъйини миқдор дар Макка фарз шуда, дар Мадина миқдораш муайян гардид. Он чи дар матни китоб зикр ёфта аст, ихтиёри Имом Табарӣ (р) ва дигар муфассирон аст. (**Мутарҷим**)

4. Яъне, эй осмон, он чи Ман дар ту аз офтобу моҳу ситорагон халқ кардаам, берун биёр ва эй замин, он чи Ман дар ту аз набототу дарахтону маъданҳо офаридаам, берун бисоз. (**Мутарҷим**)

5. Баъзе аз муфассирон мегӯянд, нисбат додани сухан ба осмону замин **аз боби тамсил** барои ифодаи итоати комили он ду аз амри илоҳист. Аммо гурӯҳи дигар онро ба маънои ҳақиқӣ ҳамл намудаанд, ки Парвардигор замину осмонро ба забон овард ва ин суханро гуфтанд. (**Мутарҷим**)


الجزء الرابع والعشرون
سورة فصلت

فَقَضَىٰهُنَّ سَبْعَ سَمَٰوَاتٍ فِي يَوْمَيْنِ وَأَوْحَىٰ فِي كُلِّ سَمَآءٍ أَمْرَهَا
وَزَيَّنَّا ٱلسَّمَآءَ ٱلدُّنْيَا بِمَصَٰبِيحَ وَحِفْظًا ذَٰلِكَ تَقْدِيرُ ٱلْعَزِيزِ
ٱلْعَلِيمِ ١٢ فَإِنْ أَعْرَضُوا فَقُلْ أَنذَرْتُكُمْ صَٰعِقَةً مِّثْلَ صَٰعِقَةِ
عَادٍ وَثَمُودَ ١٣ إِذْ جَآءَتْهُمُ ٱلرُّسُلُ مِنۢ بَيْنِ أَيْدِيهِمْ وَمِنْ
خَلْفِهِمْ أَلَّا تَعْبُدُوٓا إِلَّا ٱللَّهَ قَالُوا لَوْ شَآءَ رَبُّنَا لَأَنزَلَ مَلَٰٓئِكَةً
فَإِنَّا بِمَآ أُرْسِلْتُم بِهِۦ كَٰفِرُونَ ١٤ فَأَمَّا عَادٌ فَٱسْتَكْبَرُوا فِي
ٱلْأَرْضِ بِغَيْرِ ٱلْحَقِّ وَقَالُوا مَنْ أَشَدُّ مِنَّا قُوَّةً أَوَلَمْ يَرَوْا أَنَّ ٱللَّهَ
ٱلَّذِي خَلَقَهُمْ هُوَ أَشَدُّ مِنْهُمْ قُوَّةً وَكَانُوا بِـَٔايَٰتِنَا يَجْحَدُونَ
١٥ فَأَرْسَلْنَا عَلَيْهِمْ رِيحًا صَرْصَرًا فِيٓ أَيَّامٍ نَّحِسَاتٍ لِّنُذِيقَهُمْ
عَذَابَ ٱلْخِزْيِ فِي ٱلْحَيَوٰةِ ٱلدُّنْيَا وَلَعَذَابُ ٱلْءَاخِرَةِ أَخْزَىٰ وَهُمْ
لَا يُنصَرُونَ ١٦ وَأَمَّا ثَمُودُ فَهَدَيْنَٰهُمْ فَٱسْتَحَبُّوا ٱلْعَمَىٰ عَلَى
ٱلْهُدَىٰ فَأَخَذَتْهُمْ صَٰعِقَةُ ٱلْعَذَابِ ٱلْهُونِ بِمَا كَانُوا يَكْسِبُونَ
١٧ وَنَجَّيْنَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُوا وَكَانُوا يَتَّقُونَ ١٨ وَيَوْمَ يُحْشَرُ أَعْدَآءُ ٱللَّهِ
إِلَى ٱلنَّارِ فَهُمْ يُوزَعُونَ ١٩ حَتَّىٰٓ إِذَا مَا جَآءُوهَا شَهِدَ عَلَيْهِمْ
سَمْعُهُمْ وَأَبْصَٰرُهُمْ وَجُلُودُهُم بِمَا كَانُوا يَعْمَلُونَ ٢٠

٤٧٨

12 Пас Аллоҳ (ч) офариниши осмонҳоро дар ду рӯз (**панҷшанбе ва ҷумъа**) ба итмом расонид. Бо ҳамин офариниши осмонҳо ва замин дар шаш рӯз анҷом шуд. Ва Парвардигор дар ҳар осмон муқаддарот ва амрашро оид ба итоат ва ибодаташ пайғом фиристод. Ва Мо осмони наздиктарин ба заминро бо ситорагони дурахшон ороиш додем ва онро ба воситаи ситорагон аз хабардуздии шайтонҳо ҳифз намудем. Ин корҳо андозагирии Аллоҳи Ғолибу Донандаи махлуқот аст.
13 Эй Паёмбар, баъд аз ин агар қавмат аз имон овардан ба динат рӯ тобанд, пас ба онҳо бигӯ: "**Ман шуморо аз дучор шудан ба мисли азоби шадиди бар Оди қавми Ҳуд ва Самуди қавми Солеҳ фуруд омада ҳушдор додам ва тарсондам.**"
14 Вақте паёмбаронашон ба сӯи онҳо паёпай омаданд[1] ва ҳамагӣ як паёмро расонданд, ки "**Ба ғайр аз Аллоҳи Ягона касе ва чизеро ибодат накунед**", қавми кофирашон гуфтанд: "**Агар Парвардигори мо мехост, фариштагонро ба сифати паёмбараш нозил мекард. Модоме шумо одамӣ ҳастед, пас мо ба ҳар он чи бо он фиристода шудаед, кофирем. Зеро шумо аз мо фарқе надоред.**"
15 Аммо Оди қавми Ҳуд, илова бар он ки ба Худо кофир шуданд, дар замин беноҳақ кибр варзида, нисбат ба дигарон ситам карданд ва фирефтаи нерӯи худ гашта гуфтанд: "**Кӣ аз рӯи нерӯ аз мо қавитар аст?**" Ба пиндори қавми Ҳуд, ҳеҷ кас аз онҳо нерӯмандтар набуд. Худо дар посухашон гуфт: "**Оё ин кофирони мутакаббир надонистаанд ва надидаанд, ки бегумон Аллоҳи Нерӯбахши Офаридгорашон аз онҳо Нерӯмандтар аст?!**" Ва онҳо ҳамеша оятҳои Моро, ки тавассути паёмбарашон Ҳуд ба эшон мерасид, инкор мекарданд.
16 Пас Мо бар Оди қавми Ҳуд дар ҳафт рӯзи барояшон наҳс боди дорои садои изтиробангези ниҳоят сардро фиристодем. **Наҳс** гуфтани он рӯзҳо ба эътибори кофирони қавми Ҳуд аст. Зеро қавми Од дар ин муддат дучори уқубати сахт шуданд. Мо чунин кардем, то ба онҳо дар дунё азоби хору расвокунандаро бичашонем. Ва ҳамоно азоби охират онҳоро бештар расво месозад ва онҳо рӯзи қиёмат касеро намеёбанд, ки бо раҳониданашон аз дӯзах кӯмакашон кунад.
17 Ва аммо Самуди қавми Солеҳ, Мо онҳоро бо баёни роҳи рост ҳидоят намудем. Пас залолатро бар ҳидоят бартарӣ доданд. Онҳоро ба сабаби куфру гуноҳе, ки мекарданд, азоби ҳалоксозандаи хоркунанда фаро гирифт ва нобуд сохт.
18 Ва Мо он бандагонеро, ки имон оварданд ва пайваста бо иҷрои дастурот ва худдорӣ аз мамнӯот парҳезкорӣ мекарданд, аз азоби бар қавмашон, Самуд омада наҷот додем.
19 Ва он рӯзеро ёд кун, ки Аллоҳ (ч) душманонашро ба сӯи оташи дӯзах ҷамъ месозад. Пас нигаҳбонони ҷаҳаннам гурӯҳҳои аввалро боз медоранд, то гурӯҳҳои минбаъда ба онҳо пайванданд. Ҳеҷ нафарашон аз азоб фирор карда наметавонад.
20 Аллоҳ (ч) онҳоро сӯи оташ ҷамъ меорад, то он ки вақте назди оташ ҳозир мешаванд ва корҳои бадашонро рад мекунанд, гӯшҳояшон ва чашмҳояшон ва пӯстҳояшон[2] дар бораи он чи аз куфр ва маъсият дар дунё анҷом медоданд, бар зиддашон шоҳидӣ медиҳанд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Напазируфтани ҳақиқат сабаби ҳалокат дар дунё ва охират аст;
2. Кибр ва ғурур бо нерӯмандӣ монеи қабули ҳақ мебошад;
3. Барои кофирон азоби дунё ва охират ҷамъ мешавад;
4. Гувоҳӣ додани аъзои бадан рӯзи қиёмат бар зидди соҳибаш ҳақ ва рост аст.

1. Паёпай омадани паёмбарон тафсири "من بين أيديهم ومن خلفهم" аст. Баъзе аз муфассирон онро чунин шарҳ медиҳанд: "**Вақте паёмбаронашон ба наздашон аз ҳар тараф меомаданд ва аз ҳар сӯ кӯшиши раҳнамоии онҳоро мекарданд...**" (**Мутарҷим**)
2. Баъзеи аҳли тафсир калимаи "**пӯстҳояшон**"-ро киноя аз аъзои бадан ва баъзеи дигар киноя аз шармгоҳ медонанд. (**Мутарҷим**)

وَقَالُوا۟ لِجُلُودِهِمْ لِمَ شَهِدتُّمْ عَلَيْنَا ۖ قَالُوٓا۟ أَنطَقَنَا ٱللَّهُ ٱلَّذِىٓ
أَنطَقَ كُلَّ شَىْءٍ ۚ وَهُوَ خَلَقَكُمْ أَوَّلَ مَرَّةٍ وَإِلَيْهِ تُرْجَعُونَ ٢١
وَمَا كُنتُمْ تَسْتَتِرُونَ أَن يَشْهَدَ عَلَيْكُمْ سَمْعُكُمْ وَلَآ أَبْصَٰرُكُمْ
وَلَا جُلُودُكُمْ وَلَٰكِن ظَنَنتُمْ أَنَّ ٱللَّهَ لَا يَعْلَمُ كَثِيرًا مِّمَّا تَعْمَلُونَ ٢٢
وَذَٰلِكُمْ ظَنُّكُمُ ٱلَّذِى ظَنَنتُم بِرَبِّكُمْ أَرْدَىٰكُمْ فَأَصْبَحْتُم
مِّنَ ٱلْخَٰسِرِينَ ٢٣ فَإِن يَصْبِرُوا۟ فَٱلنَّارُ مَثْوًى لَّهُمْ ۖ وَإِن يَسْتَعْتِبُوا۟
فَمَا هُم مِّنَ ٱلْمُعْتَبِينَ ٢٤ ۞ وَقَيَّضْنَا لَهُمْ قُرَنَآءَ فَزَيَّنُوا۟ لَهُم
مَّا بَيْنَ أَيْدِيهِمْ وَمَا خَلْفَهُمْ وَحَقَّ عَلَيْهِمُ ٱلْقَوْلُ فِىٓ أُمَمٍ قَدْ
خَلَتْ مِن قَبْلِهِم مِّنَ ٱلْجِنِّ وَٱلْإِنسِ ۖ إِنَّهُمْ كَانُوا۟ خَٰسِرِينَ ٢٥
وَقَالَ ٱلَّذِينَ كَفَرُوا۟ لَا تَسْمَعُوا۟ لِهَٰذَا ٱلْقُرْءَانِ وَٱلْغَوْا۟ فِيهِ
لَعَلَّكُمْ تَغْلِبُونَ ٢٦ فَلَنُذِيقَنَّ ٱلَّذِينَ كَفَرُوا۟ عَذَابًا شَدِيدًا
وَلَنَجْزِيَنَّهُمْ أَسْوَأَ ٱلَّذِى كَانُوا۟ يَعْمَلُونَ ٢٧ ذَٰلِكَ جَزَآءُ أَعْدَآءِ ٱللَّهِ
ٱلنَّارُ ۖ لَهُمْ فِيهَا دَارُ ٱلْخُلْدِ ۖ جَزَآءًۢ بِمَا كَانُوا۟ بِـَٔايَٰتِنَا يَجْحَدُونَ
٢٨ وَقَالَ ٱلَّذِينَ كَفَرُوا۟ رَبَّنَآ أَرِنَا ٱلَّذَيْنِ أَضَلَّانَا مِنَ ٱلْجِنِّ
وَٱلْإِنسِ نَجْعَلْهُمَا تَحْتَ أَقْدَامِنَا لِيَكُونَا مِنَ ٱلْأَسْفَلِينَ ٢٩

ربع الحزب ٤٨



(21) Ва кофирон ба пӯстҳои баданашон мегӯянд: “**Чаро алайҳамон оид ба он чи мо дар дунё аз маъсият мекардем, гувоҳӣ додед?!**” Пӯстҳои баданашон дар посух мегӯянд: “**Моро он Худое, ки ҳамаи чизро гӯё гардонид, гӯё гардонидааст. Ва Ӯ шуморо бори нахуст дар дунё офарид ва дар рӯзи қиёмат барои бозҷӯӣ ва гирифтани подош танҳо ба сӯи Ӯ баргардонида шудаед.**[1]

(22) **Ва ҳангоми дар дунё содир кардани гуноҳ аз он пинҳон намешудед, ки мабодо гӯшҳоятон ва чашмҳоятон ва пӯстҳоятон бар муқобилатон гувоҳӣ диҳад. Чунки шумо ба бозҷӯӣ, уқубат ва подоши баъди марг бовар надоштед. Валекин мепиндоштед, ки Аллоҳ (ҷ) бештари он чиро анҷом медиҳед, намедонад. Фикр мекардед коратон аз Ӯ махфӣ мемонад. Аз ин рӯ, мағрур шудед.**”[2]

(23) Ва ин гумони бадатон, ки дар ҳаққи Парвардигоратон кардед, шуморо ҳалок гардонд. Пас бинобар ин, дар дунё ва охират аз ҷумлаи зиёнкорон гаштед.

(24) Пас, агар ин ҷамоа, ки аъзои баданашон муқобилашон гувоҳӣ медиҳанд, сабр кунанд, сабрашон ҳеҷ манфиате надорад, чунки оташи ҷаҳаннам маскан ва қароргоҳи онҳо аст. Ва агар аз Худо рафъи уқубат ва ризояшро хоҳанд, пас онҳо ҳеҷ гоҳ ба ризои илоҳӣ ва духули ҷаннат ноил намегарданд.

(25) Ва Мо барои ин кофирон ҳамнишинонеро аз шайтонҳо омода сохтаем, ки пайваста ҳамроҳашон ҳастанд. Пас, ҳамнишинонашон ба онҳо аъмоли бадашонро дар дунё ороиш медиҳанд ва инчунин корҳои охираташонро ороиш дода, фикри қиёмат ва омодагиашро аз ёдашон мебароранд. Ва бар кофирон ваъдаи азоб дар якҷоягӣ бо умматҳое аз ҷинҳо ва инсонҳо, ки қабл аз онҳо гузаштаанд, қатъӣ шудааст. Ҳамоно инҳо ва он умматҳои собиқ[3] зиёнкоранд. Чунки рӯзи қиёмат бо духули дӯзах бар худ ва хонаводаашон зиёни сахт мерасонанд.

(26) Ва кофирон чун аз он ки бо ҳуҷҷат муқобилият нишон диҳанд, оҷиз монданд, байни худ машварат карда гуфтанд: “**Ба ин Қуръоне, ки Муҳаммад бароятон қироат мекунад, гӯш фаро надиҳед, тобеи раҳнамоиҳояш нашавед ва вақти қироаташ доду фарёд ва садои хештанро баланд кунед, шояд алайҳи Муҳаммад пирӯз гардед. Ин коратон сабаб мегардад, ки вай тиловати Қуръону даъватро тарк мекунад ва мо роҳат мешавем.**”

(27) Ва Мо бегумон рӯзи қиёмат ба он касоне, ки кофир мешаванд ва паёмбаронро такзиб мекунанд, уқубати сахт мечашонем ва онҳоро барои аъмоли бади ширку гуноҳашон ҷазо медиҳем.[4]

(28) Ин уқубати мазкур, уқубати душманони Худо аст. Ҷазояшон оташи дӯзах аст. Онҳоро дар дӯзах манзили абадӣ аст. Эшон ба сабаби он ки пайваста оятҳои Моро инкор мекарданд ва бо вуҷуди возеҳ ва қавӣ будан, ба он имон намеоварданд, бо ин азоб ҷазо дода мешаванд.

(29) Ва касоне, ки ба Худо кофир шудаанд ва паёмбаронро дурӯғгӯ донистаанд, рӯзи қиёмат мегӯянд: “**Эй Парвардигори мо, он ду касе аз ҷинҳо ва инсонҳо, ки гумроҳамон сохтанд, якеашон Иблис, поягузор ва даъватгар ба сӯи куфр ва дигарашон Қобили писари Одам, поягузори хунрезиро ба мо нишон бидеҳ, то дар оташ зери қадамҳоямон пахшашон кунем, то аз нафарони дар поёнтарин табақаи дӯзах - сахттарин ҷои уқубат ҷойгиршаванда бошанд.**”[5]

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Бадгумонӣ дар ҳаққи Худо яке аз сифатҳои аҳли куфр аст;
2. Куфру гуноҳ сабаби тасаллути шайтонҳо бар инсон мегардад;
3. Рӯзи қиёмат пайравон орзӯ мекунанд, ки пешвоёнашон дучори сахттарин азоб гарданд.

---

1. Аҳли тафсир дар мавриди ҷумлаи охири ояти карима ду назар доранд, ки истифодаи ҳар кадоми он дуруст аст. Як иддаи онҳо мегӯянд, ин ҷумла идомаи суханони пӯстҳои бадан буда, омадани феъли ифодакунандаи замони ояндаи “**تــرجعون**” барои ҳозир кунонидани ҳолати онҳост. Вале иддаи дигари аҳли тафсир ин ҷумларо алоҳида меҳисобанд ва онро идомаи гувоҳии пӯстҳо намедонанд. (**Мутарҷим**)
2. Эҳтимол дорад ин ҷумлаҳо аз аъзои бадан содир шавад. Низ эҳтимолан гӯяндаи он Худо ё фариштагон аст. (**Мутарҷим**)
3. Ҷонишини “**هم**” ба ҳар ду бармегардад. (**Мутарҷим**)
4. Калимаи “**أســـوأ**” дар оят аз маънои исми тафзил холӣ буда, маънои “**бад**”-ро ифода мекунад. Албатта, баъзе аз муфассирон онро ба маънои исми тафзили “бадтар” шарҳ додаанд. Аммо аз зоҳири навиштаи муаллифон маълум мегардад, ки онҳо маънои якумро ихтиёр намудаанд. Бинобар ин, банда дар тарҷума маънои холӣ аз исми тафзилро дарҷ сохтам. (**Мутарҷим**)
5. Имом Табарӣ (р) аз ҳазрати Алӣ (р) ва Қатода ибни Диома оварда аст, ки гӯё мурод аз ду нафари мазкур дар оят Иблис ва Қобили писари Одам (а) ҳастанд. Аммо Имом Алусӣ (р) дар тафсири худ ин қавлро нақд намуда, ривояти мансуб ба Алӣ ибни Абӯтолиб (р)-ро ғайри саҳеҳ медонад. Бинобар назари Имом Алусӣ (р) ва дигар муфассирон, маънои оят чунин аст: “**Эй Парвардигори мо, он касонеро аз инсонҳо ва ҷинҳо, ки аз роҳи рост гумроҳамон сохтаанд, ба мо нишон бидеҳ...**”. (**Мутарҷим**)

إِنَّ ٱلَّذِينَ قَالُواْ رَبُّنَا ٱللَّهُ ثُمَّ ٱسۡتَقَٰمُواْ تَتَنَزَّلُ عَلَيۡهِمُ
ٱلۡمَلَٰٓئِكَةُ أَلَّا تَخَافُواْ وَلَا تَحۡزَنُواْ وَأَبۡشِرُواْ بِٱلۡجَنَّةِ
ٱلَّتِي كُنتُمۡ تُوعَدُونَ ٣٠ نَحۡنُ أَوۡلِيَآؤُكُمۡ فِي ٱلۡحَيَوٰةِ ٱلدُّنۡيَا
وَفِي ٱلۡأٓخِرَةِۖ وَلَكُمۡ فِيهَا مَا تَشۡتَهِيٓ أَنفُسُكُمۡ وَلَكُمۡ
فِيهَا مَا تَدَّعُونَ ٣١ نُزُلٗا مِّنۡ غَفُورٖ رَّحِيمٖ ٣٢ وَمَنۡ أَحۡسَنُ
قَوۡلٗا مِّمَّن دَعَآ إِلَى ٱللَّهِ وَعَمِلَ صَٰلِحٗا وَقَالَ إِنَّنِي مِنَ
ٱلۡمُسۡلِمِينَ ٣٣ وَلَا تَسۡتَوِي ٱلۡحَسَنَةُ وَلَا ٱلسَّيِّئَةُۚ ٱدۡفَعۡ
بِٱلَّتِي هِيَ أَحۡسَنُ فَإِذَا ٱلَّذِي بَيۡنَكَ وَبَيۡنَهُۥ عَدَٰوَةٞ كَأَنَّهُۥ
وَلِيٌّ حَمِيمٞ ٣٤ وَمَا يُلَقَّىٰهَآ إِلَّا ٱلَّذِينَ صَبَرُواْ وَمَا يُلَقَّىٰهَآ
إِلَّا ذُو حَظٍّ عَظِيمٖ ٣٥ وَإِمَّا يَنزَغَنَّكَ مِنَ ٱلشَّيۡطَٰنِ نَزۡغٞ
فَٱسۡتَعِذۡ بِٱللَّهِۖ إِنَّهُۥ هُوَ ٱلسَّمِيعُ ٱلۡعَلِيمُ ٣٦ وَمِنۡ ءَايَٰتِهِ
ٱلَّيۡلُ وَٱلنَّهَارُ وَٱلشَّمۡسُ وَٱلۡقَمَرُۚ لَا تَسۡجُدُواْ لِلشَّمۡسِ
وَلَا لِلۡقَمَرِ وَٱسۡجُدُواْۤ لِلَّهِ ٱلَّذِي خَلَقَهُنَّ إِن كُنتُمۡ
إِيَّاهُ تَعۡبُدُونَ ٣٧ فَإِنِ ٱسۡتَكۡبَرُواْ فَٱلَّذِينَ عِندَ
سجدة رَبِّكَ يُسَبِّحُونَ لَهُۥ بِٱلَّيۡلِ وَٱلنَّهَارِ وَهُمۡ لَا يَسۡـَٔمُونَ۩ ٣٨



Чун Худо дар оятҳои қаблӣ муҷзоти душманонашро овард, дар оятҳои зерин подоши дӯстонашро зикр карда гуфт:

(30) Ҳамоно он касоне, ки мегӯянд: "**Парвардигори мо Аллоҳ (ч) аст, ғайр аз Ӯ Парвардигоре надорем**", сипас дар иҷрои дастурот ва дурӣ ҷустан аз манъкардаҳои Парвардигори хештан собит мемонанд, фариштагон ҳангоми сакароти марг бар онҳо фуруд омада мегӯянд: "**Аз марг ва ҳаводиси мо баъди он натарсед ва барои он чи дар дунё аз даст додаед, андӯҳгин нашавед ва муждагонӣ бидиҳед ба вуруди ҷаннати абадӣ, ки дар дунё бо он дар ивази имон ва амали шоистаатон ваъда дода мешудед.-**

(31) **Мо дар зиндагонии дунё ёварони шумо будем, гуфтору кирдори дурустро талқинатон мекардем ва ҳифзатон менамудем ва дар охират низ ёваронатон ҳастем. Дӯстӣ ва ёрии мо бо шумо доимӣ аст. Ва барои шумо дар ҷаннат он чи нафсатон аз лаззат ва шаҳват мехоҳад, фароҳам аст ва барои шумо дар ҷаннат он чи металабед, мавҷуд аст.**

(32) **Ин рӯзӣ аз сӯи Аллоҳи нисбат ба тавбакорон Бахшандаи Меҳрубон хос барои шумо омода шудааст.**"

(33) Ва ҳеҷ кас аз рӯи гуфтор аз он бандае беҳтар нест, ки мардумро ба яктопарастӣ ва амал бо шариат даъват мекунад ва амали шоистаи мавриди писанди илоҳиро анҷом медиҳад ва мегӯяд: "**Ҳамоно ман аз зумраи таслимшудагони ҳукми Худо ҳастам.**" Ҳар кас чунин кунад, пас вай аз ҷумлаи нектарин инсонҳо аст.

(34) Некӣ ва аъмоли шоистаи мавриди писанди илоҳӣ бо бадӣ ва гуноҳон, ки Худоро хашгин месозанд, яксон нестанд. Бадӣ ва зиштии мардумро бо беҳтарин хислат посух бидеҳ. Дар натиҷа, ногаҳон касе, ки байни вай ва байни ту душмании дерина буд, ба сабаби бо шеваи беҳтарин посух доданат чун дӯсти мушфиқат мегардад.

(35) Ва ба ин хислати ҳамида фақат касоне комёб сохта мешаванд, ки бар озор ва бадрафтории мардум сабр мекунанд ва ба ин хислат танҳо бандае комёб сохта мешавад, ки аз ахлоқи ҳамида соҳиби саҳми бузург аст. Зеро рафтори мазкур хайр ва нафъи зиёд дорад.

(36) Ва агар Шайтон туро ба кори бад васваса кунад, пас ба Аллоҳ (ч) паноҳ бибар. Ҳамоно Ӯ Шунавандаи сухану Донандаи аҳволи ту аст.

(37) Ва шаб ва рӯз бо аз пайи ҳам омаданашон ва офтоб ва моҳ аз нишонаҳои азамат ва ягонагии Аллоҳ (ч) аст. Эй мардум, ҳаргиз офтоб ва моҳро саҷда накунед ва ягона Аллоҳи Холиқи ин мавҷудотро саҷда кунед, агар дар ҳақиқат Ӯро мепарастед.

(38) Пас, агар онҳо такаббур кунанд ва рӯй гардонида, ба Аллоҳи Офаридгори ягона саҷда наоранд, ин ба азамати Парвардигорат халал намерасонад,[1] зеро он фариштагоне, ки назди Парвардигорат ҳастанд, шаб ва рӯз Ӯро ба покӣ ёд мекунанд ва ҳамд мегӯянд ва онҳо аз ибодат хаста намешаванд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Истиқомат дар дин назди Худо мақоми бузург аст;

2.Мӯъминон назди Худо соҳиби каромат ҳастанд. Ӯ корҳои онҳо ва наслҳои минбаъдаашонро тадбир мекунад;

3.Даъват ба сӯи Худо ҷойгоҳи азим дошта, аз бузургтарин аъмол маҳсуб мешавад;

4.Сабр дар баробари озори мардумон ва бо беҳтарин шева посух додан, ду хислатест, ки ҳеҷ даъватгар аз он бениёз нест.

---

1. Ин банди ҷумла аз тафсири Имом Алусӣ (р) илова шуда аст. Зеро дар матни боло ҷавоби феъли шарт зикр нашуда аст. (**Мутарҷим**)

وَمِنْ ءَايَٰتِهِۦٓ أَنَّكَ تَرَى ٱلْأَرْضَ خَٰشِعَةً فَإِذَآ أَنزَلْنَا عَلَيْهَا ٱلْمَآءَ
ٱهْتَزَّتْ وَرَبَتْ ۚ إِنَّ ٱلَّذِىٓ أَحْيَاهَا لَمُحْىِ ٱلْمَوْتَىٰٓ ۚ إِنَّهُۥ عَلَىٰ كُلِّ شَىْءٍ
قَدِيرٌ ٣٩ إِنَّ ٱلَّذِينَ يُلْحِدُونَ فِىٓ ءَايَٰتِنَا لَا يَخْفَوْنَ عَلَيْنَآ ۗ أَفَمَن
يُلْقَىٰ فِى ٱلنَّارِ خَيْرٌ أَم مَّن يَأْتِىٓ ءَامِنًا يَوْمَ ٱلْقِيَٰمَةِ ۚ ٱعْمَلُوا۟ مَا شِئْتُمْ ۖ
إِنَّهُۥ بِمَا تَعْمَلُونَ بَصِيرٌ ٤٠ إِنَّ ٱلَّذِينَ كَفَرُوا۟ بِٱلذِّكْرِ لَمَّا جَآءَهُمْ ۖ
وَإِنَّهُۥ لَكِتَٰبٌ عَزِيزٌ ٤١ لَّا يَأْتِيهِ ٱلْبَٰطِلُ مِنۢ بَيْنِ يَدَيْهِ وَلَا مِنْ
خَلْفِهِۦ ۖ تَنزِيلٌ مِّنْ حَكِيمٍ حَمِيدٍ ٤٢ مَّا يُقَالُ لَكَ إِلَّا مَا قَدْ قِيلَ
لِلرُّسُلِ مِن قَبْلِكَ ۚ إِنَّ رَبَّكَ لَذُو مَغْفِرَةٍ وَذُو عِقَابٍ أَلِيمٍ
٤٣ وَلَوْ جَعَلْنَٰهُ قُرْءَانًا أَعْجَمِيًّا لَّقَالُوا۟ لَوْلَا فُصِّلَتْ ءَايَٰتُهُۥٓ ۖ
ءَا۬عْجَمِىٌّ وَعَرَبِىٌّ ۗ قُلْ هُوَ لِلَّذِينَ ءَامَنُوا۟ هُدًى وَشِفَآءٌ ۖ وَٱلَّذِينَ
لَا يُؤْمِنُونَ فِىٓ ءَاذَانِهِمْ وَقْرٌ وَهُوَ عَلَيْهِمْ عَمًى ۚ أُو۟لَٰٓئِكَ
يُنَادَوْنَ مِن مَّكَانٍۭ بَعِيدٍ ٤٤ وَلَقَدْ ءَاتَيْنَا مُوسَى ٱلْكِتَٰبَ
فَٱخْتُلِفَ فِيهِ ۗ وَلَوْلَا كَلِمَةٌ سَبَقَتْ مِن رَّبِّكَ لَقُضِىَ
بَيْنَهُمْ ۚ وَإِنَّهُمْ لَفِى شَكٍّ مِّنْهُ مُرِيبٍ ٤٥ مَّنْ عَمِلَ صَٰلِحًا
فَلِنَفْسِهِۦ ۖ وَمَنْ أَسَآءَ فَعَلَيْهَا ۗ وَمَا رَبُّكَ بِظَلَّٰمٍ لِّلْعَبِيدِ ٤٦



(39) Ва аз нишонаҳои равшани Аллоҳ (ч), ки азамат, ваҳдоният ва қудратмандии Ӯро ба зинда сохтани мурдагон нишон медиҳад, он аст, ки ту[1] заминро хушкидаи бегиёҳ мебинӣ, пас чун бар он оби боронро фуруд орем, замин ба сабаби рӯйидани растанӣ ба ҳаракат медарояд ва баланд мешавад. Бегумон Он Худое, ки ин замини мурдаро бо гиёҳ зинда сохт, ҳатман ба мурдагон барои бозпурсӣ ва гирифтани подоши амал ҳаёт мебахшад ва онҳоро аз қабрашон зинда мегардонад. Яқинан Ӯ бар ҳамаи чиз Тавоно аст. Зиндасозии мурдагон Ӯро оҷиз намесозад, чунончи зиндасозии замини хушкидаи бегиёҳ оҷизаш насохт.

(40) Ҳамоно касоне, ки дар мавриди оятҳои Мо бо инкор, такзиб ва таҳриф аз роҳи рост каҷ мешаванд, ҳолашон бар Мо пӯшида нест. Мо онҳоро медонем. Оё касе, ки дар оташ афканда мешавад, беҳтар аст, ё касе, ки рӯзи қиёмат аз азоб эмин меояд?! Эй мардум, ҳар чи аз некию бадӣ меҳоҳед, бикунед.[2] Мо ба шумо неку бадро баён сохтаем. Яқинан Аллоҳ (ч) он чиро мекунед, мебинад. Ҳеҷ амалатон аз Ӯ махфӣ нест.

(41) Бегумон касоне, ки вақте аз сӯи Худо ба онҳо Қуръон омад, ба он кофир гаштанд, рӯзи қиёмат муҷозот мешаванд. Ва ҳамоно Қуръон Китоби дорои иззату шавкат аст. Ҳеҷ кас онро таҳриф ё дигаргун сохта наметавонад.

(42) Ҳеҷ як ботилкоре ба Қуръон на аз лиҳози маъною на аз лиҳози лафз бо табдилу таҳриф ё каму зиёд сохтан роҳ намеёбад.[3] Он аз сӯи Парвардигори дар офариниш, таъйини тақдирот ва аҳкомаш бағоят Боҳикмати ҳамеша Сутуда нозил шудааст.

Чун Худо дар оятҳои гузашта ҳолати такзибгарони Қуръонро зикр кард, дар оятҳои зерин бо зикри мисол аз паёмбарони қаблӣ Расули акрам (с)-ро ба сабр даъват намуда, тасаллӣ дод ва гуфт:

(43) Эй Паёмбар, яқинан он чи ба ту аз дурӯғгӯй шумурданат гуфта мешавад, айнан суханонест, ки ба паёмбарони қабл аз ту гуфта мешуд. Пас сабр кун. Шакке нест, ки Парвардигорат ба бандагони тавбакораш Соҳиби мағфират ва ба тавбанокардагон Соҳиби иқоби дардовар аст.

(44) Ва агар Мо ин Қуръонро ба забони ғайри арабӣ фуруд биёрем, ҳатман кофирони араб мегӯянд: “**Чаро оятҳои ин Китоб ба сурати муфассал тавзеҳ дода нашуд, то онро бифаҳмем?! Оё мешавад, ки Қуръон ба забони ғайри арабӣ нозил гардад ва паёмбаре, ки онро меорад, араб бошад?!**” Эй Паёмбар, ба ин кофирон бигӯ: “**Қуръон барои мӯъминон ҳидоят аз залолат ва барои он чи дар синаҳо аз нодонӣ ва ғайра ҷой дорад, шифо аст. Ва касоне, ки ба Аллоҳ (ч) имон намеоранд, дар гӯшҳояшон вазнинӣ аст ва Қуръон бар онҳо боиси кӯрдилиашон мебошад. Бинобар ин, онро намешунаванд ва намефаҳманд. Ин тоифа монанди шахсонеанд, ки аз макони дур фарёд карда мешаванд. Чун касе аз макони дур хонда шавад, пас чӣ гуна садои фарёдкунандаро мешунавад?!**”

(45) Ва ба дурустӣ, Мо ба Мӯсо (а) Тавротро додем. Пас дар бораи он бо тасдиқу такзиб ихтилоф сурат гирифт. Баъзеи қавми Мӯсо (а) ба Таврот имон оварданд ва баъзеи дигарашон кофир гаштанд. Ва агар иродаю тақдири[4] Парвардигорат, ки байни бандагон рӯзи қиёмат оид ба ихтилофашон қазоват мекунад, вуҷуд намедошт, ҳатман байни ду гурӯҳи дар мавриди Таврот ихтилофкунанда доварӣ намуда, ҳақро аз ноҳақ ҷудо сохта, якумро соҳибиззат ва дуюмро хор месохт. Ва ҳамоно кофирон нисбат ба Қуръон дар шакки мӯҷиби изтироб[5] қарор доранд.

(46) Ҳар ки амали шоиста кунад, пас судаш ба худаш бармегардад. Худо аз амали неки касе манфиатдор нест. Ва ҳар ки амали бад кунад, пас он бар зарари худи ӯст. Маъсияти ҳеҷ кас ба Парвардигор зарар намерасонад. Ӯ ба ҳар нафар дар бадали корҳояш ҷазо медиҳад. Ва эй Паёмбар, Парвардигорат ба бандагонаш ситамкор нест. Бинобар ин, амали некашонро кам ва амали бадашонро афзун намесозад. Ҳар чи анҷом додаанд, ҳамонро мегиранд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Худо бар хилофи Китобҳои собиқ Қуръонро аз табдилу таҳриф ҳифз намуда, маҳфуз монданашро кафолат додааст;

2.Мушрикони араб дар напазируфтани пайғоми Қуръон баҳона надоранд, зеро ин Китоб бо забони онҳо фуруд омадааст;

3.Худо аз ситамгарӣ пок ва бағоят Одил аст.

1. Хитоби ин оят умумӣ аст, то ҳар шунавандаро шомил шавад. (**Мутарҷим**)
2. Имом Муҷоҳид, Заҳҳок ва Атои Хуросонӣ (р) гуфтаанд, амр дар ин оят барои таҳдид аст. (**Мутарҷим**)
3. Тарҷума ва тафсири ҷумлаи дар матн дарҷгардида бо такя ба назари Имом Ибни Ҷарири Табарӣ (р) оварда шуда аст. Ибораи “**من بين يديه**” ба маънои “**табдили маъно**” ва “**من خلفه**” “**каму зиёд кардани лафз**” аст. Имом Табарӣ (р) баъд аз нақли суханони аҳли тафсир ин раъйро баргузида, тарҷеҳ додаанд. (**Мутарҷим**)
4. Вожаи “**Калима**” дар ояти карима ба тариқи истиора ба маънои **ирода** ва **тақдир** аст. (**Мутарҷим**)
5. Азбаски калимаи “**مريب**” дар матни китоб бидуни тавзеҳ боқӣ монда аст, онро бо истифода аз тафсири “**Рӯҳ-ул-маонӣ**”-и Имом Алусӣ ва ғайра ба маънои “**мӯҷиби изтироб**” тарҷума кардам. (**Мутарҷим**)